АКАДЕМИЯИ ИЛМҲОИ ҶУМҲУРИИ ТОҶИКИСТОН
ИНСТИТУТИ ШАРҚШИНОСӢ ВА МЕРОСИ ХАТТӢ

**Фаридуддини Аттор**

# МАНТИҚУ-Т-ТАЙР

**Таҳияву тадвини матн бо муқаддима
ва луғоту тавзеҳоти**
***Алии Муҳаммадии Хуросонӣ***

**ДУШАНБЕ
«ЭҶОД»
2006**

ББК 83,3(0)9+83,3 тоҷик
А-88

М у ҳ а р р и р о н:
***О. Зиёвиддинова***
***М. Хӯҷова***

А-88 ***Фаридуддини Аттор.* Мантиқу-т-тайр** /*таҳияву тадвини матн бо муқаддима ва луғоту тавзеҳоти* ***Алии Муҳаммадии Хуросонӣ***/. — Душанбе: «Эҷод», 2006. -356 саҳ.

«Мантиқу-т-тайр»-и Фаридуддин Аттори Нишопурӣ аз нахустин достонҳои сумбулуки ирфонии адабиёти форсии тоҷикӣ маҳсуб ёфта, дар он душвориҳои ба ҳадаф расидан дар зиндагии рӯҳонӣ ва маънавӣ бо обу ранги бадеъӣ тасвиру шарҳ ёфтааст. Асар бо «Забони мурғон» низ дар байни мардуми мо маъруфият дорад. Маснавӣ дар тарбияи ахлоқи ҳамидаи аҳли башар арзишманд аст.

**ISBN 99947-39-14-X**

## ҚИССАИ ДАМСОЗ ВА МАРҲАМИ РОЗ

Фаридуддин Муҳаммад Аттори Нишопурӣ (тав. 1145 м.-ваф. тақрибан 1121 м. дар Нишопур) аз суханварони маъруфу машҳури адабиёти сӯфияи форсу тоҷик ба шумор меравад. Вай баробари ба камол расидану аз улуми замона баҳраёб гардидан, ҳамзамон бо дорусозиву табобати одамон, дар эҷоди асарҳои бадеъӣ маҳорат зоҳир намуда, дар тӯли умри бобаракати худ осори зиёду гаронмояи назмиву насрӣ ба мерос гузоштааст. Тазкиранигорону муаррихон теъдоди осори бо сеҳри қалам офаридаи Аттори Нишопуриро аз 40 то 190 номгӯй нишон додаанд, ки аксар муболиғаомезанд. Вале осори мусаллами адиб аз «Мантиқу-т-тайр», «Илоҳинома», «Асрорнома», «Мусибатнома», «Мухторнома», «Хусравнома», «Футувватнома»-и манзум, «Тазкират- ул- авлиё», «Девони қасойиду ғазалиёт» ва ду маснавии мансухгаштаи ӯ «Ҷавоҳирнома»- ву «Шарҳ- ул- қулуб» иборатанд, ки дар байни онҳо маснавии «Мантиқу-т-тайр» мавқеъи намоёнро ишғол менамояд.

«Мантиқу-т-тайр» дар баҳри рамали мусаддаси мақсур:

| | | |
|---|---|---|
| Фоъилотун | Фоъилотун | Фоъилун |
| - У-- | - У-- | - У- |

навишта шуда, 45 гуфтору як натиҷаро дар худ фароҳам овардааст. Нусахи мухталифи қаламии маснавӣ камобеш аз 4800 байт иборат мебошад. Шайх Аттор ба ин маснавӣ ду ном гузошта будааст, ки дар анҷоми асар аз он чунин ёд мекунад:

*Хатм шуд бар ту чу бар Хуршед нур,*
*«Мантиқу-т-тайр»-у «Мақомоти туюр».*

Аммо бо мурури замон ин асар бо номи «Мантиқу-т-тайр» шӯҳрат ёфта, унвони «Мақомоти туюр» аз саҳафоти тазкираву осори илмӣ ва таърихӣ сутурда шудааст.

«Мантиқу-т-тайр» аз нахустин достонҳои сумбулики ирфонӣ буда, дар он душвориҳои ба ҳадаф расидан дар зиндагии рӯҳӣ ва маънавӣ бо обу ранги бадеъӣ тасвиру шарҳ ёфтааст. Фаридуддини Аттор пас аз ҳамди Худову наъти расул ва зикри фазилату ситойиши чаҳорёру андарзи мутаъассибон маснавиро зайлан оғоз менамояд, ки парандагон дар як ҷо ҷамъ мешаванд, то султоне барои худ интихоб менамояд. Аз байни ҳамаи парандагон Худҳуд созмондеҳ ва маъмури маросим интихоб гардида, минҳайси райиси маҷлис тавзеҳ медиҳад, ки шоҳаншоҳи бузург барои парандагон қаблан интихоб шудааст ва номи он Симурғ мебошад.

Симурғ дар пушти кӯҳи Қоф умр ба сар мебарад. Барои он ки парандагон ба ҳузури ӯ бирасанд, бояд ҳафт водиро, ки бениҳоят хатарноку душворгузаранд ва қудрату ҷасорату матонати барои гузаштан аз онҳо ҳар кадомеро заруру ҳатмист, тай намоянд. Дар байни парандагони ҷамъомада мурғоне пайдо мешаванд, ки ба душвории роҳ тоб оварда натавонистани худро дарк намуда, аз сафар саркашӣ менамоянд ва барои канораҷӯйӣ бо садри маҷлис- Худҳуд баҳсҳо менамоянду узрҳо пеш меоваранд. Ин мурғон булбул, тӯтӣ, товус, кабк, ҳумой, боз, бутимор, кӯф, саъва ва ғайраанд, ки тану ҷони худро озор додан намехостанд ва дунёи дурӯза дар назарашон беҳтарин дунё менамояд. Онҳо бо ҳамин рӯзи ба андешаи худашон хуш қаноъатманданд. Ин қабил мурғон роҳеро, ки аз хушкиву дарё, яъне тариқи муъомилоту риёзат ва сулуки ботин саршор асту матлуби раҳнаварди он ёфтани нишони дӯст ва вусул бо ӯст, дида наметавонанд. Дар ин роҳ ҷон ба андешаи Ҳудҳуд ва ҷонибдоронаш қадру қимате надорад, зеро ҳаёт бе дӯст ва зиндагонӣ дур аз ҷонон бесамар бошад:



*Гар нишон ёбам аз ӯ, коре бувад*
*В- арна бе ӯ зистан оре бувад.*
*Ҷони бе ҷонон куҷо ояд ба кор,*
*Гар ту мардӣ, ҷони бе ҷонон мадор!*

Ин ҷо ҳикояти тамсилие аз Симурғ ва гузаштани ӯ нимашаб аз Чину афтодани пари ӯ, ки дар тасвири шоир таъбири «шаб»- у «афтодани пар» зуҳуру ҷилваи Ҳақ мебошад, барои ҳамнавъонро бовар кунонидан ба мавҷудияти офаранда оварда шудааст. Ҳикоят мурғонро барои дидорбинӣ ҳар чӣ бештар шавқманд менамояд, вале тавре, ки дар боло ишора намудем, на ҳамаро. Аввалан булбул аз ҳафт водиро тай карда натавонистани худ ин тавр узр пеш меорад:

*Булбули шайдо даромад маст- маст,*
*На зи ишқ ӯ нест, на аз ақл ҳаст.*
*Маъние дар ҳар ҳазор овоз дошт,*
*Зери ҳар маънӣ ҷаҳоне роз дошт...*
*Гуфт:- Бар ман хатм шуд асрори ишқ,*
*Ҷумлаи шаб мекунам такрори ишқ.*
*Гулситонҳо пурхурӯш аз ман бувад,*
*Дар дили ушшоқ ҷӯш аз ман бувад...*
*З- он ки розам дарнаёбад ҳар яке,*
*Рози булбул гул бидонад бешаке.*
*Ман чунон дар ишқи гул мустағрақам,*
*К- аз вуҷуди хеш маҳви мутлақам.*
*Дар сарам аз ишқи гул савдо бас аст,*
*З- он ки маъшуқам гули раъно бас аст.*
*Тоқати Симург н- орад булбуле,*
*Булбулеро бас бувад ишқи гуле!*

Ба узр пеш овардани боз таваҷҷӯҳ фармоед:

*Боз пеши ҷамъ омад сарфароз,*
*Карда з- асрори маъонӣ парда боз.*

*Сина мезад аз сипаҳдории хеш,*
*Лоф мезад аз кулаҳдории хеш.*
*Гуфт:- Ман аз шавқи дасти шаҳрёр,*
*Чашм барбастам зи халқи рӯзгор.*
*Чашм аз он бигрифтаам зери кулоҳ,*
*То расад поям ба дасти подшоҳ.*
*Дар адаб худро басе парвардаам,*
*Ҳамчу мумтозон риёзат кардаам.*
*То агар рӯзе бари шоҳам баранд,*
*Аз расули хидмат огоҳам баранд.*
*Ман куҷо Симурғро бинам ба хоб,*
*Чун кунам беҳуда сӯйи ӯ шитоб.*
*Луқмае аз дасти шоҳам бас бувад,*
*Дар ҷаҳон ин пойгоҳам бас бувад...*

Баъд аз баҳсҳои зиёд дар байни парандагон роҷеъ ба судманд будани ин сафар тасмим гирифта мешавад, ки ба ин роҳи душвор тан дарниҳанд ва соликон ҳафт водиро, ки Водии Талаб, Водии Ишқ, Водии Маърифат, Водии Истиғно, Водии Тавҳид, Водии Ҳайрат ва Водии Фақру Фано ном доранд, сипарӣ намоянд, то ба мақсад бирасанд. Дар натиҷа аксари зиёди парандагон вориди водии нахустин, яъне Водии Талаб мешаванд, ки дар он ҳар кадоме бо саъйу кӯшиш бояд роҳи дурустеро пайдо намояд ва барои нойил шудан ба мақсад устувор бошад. Дар ин водӣ бисёрии парандагон аз душворию сангинии роҳи минбаъда ҳаросида, аз идома додани роҳ сарфи назар мекунанд, вале чанде дигар вориди Водии Ишқ мешаванд ва ин водиро душвортар аз водии аввал дармеёбанд, зеро парандагон дар ин ҷо бояд на танҳо барои худ, балки барои маъшуқа низ зиндагӣ кунанд ва ба илова бояд ҳамаи мусибатҳо ва ҷабру ҷафоҳоро дар роҳи маъшуқ таҳаммул созанд. Ақл дар ин роҳ наметавонад кӯмаке расонад, чаро ки ишқ пойбандӣ ва таваҷҷӯҳе ба ақл надорад. Аз парандагони монда низ



иддае идомаи сафарро таҳаммул карда натавониста, ба мағлубӣ дучор меоянд. Вале онҳое, ки ошиқи сарсупурдаву ҳақиқӣ буданд, вориди манзили севум, Водии Маърифат, мешаванд. Дар ин водӣ он қадар бояд омӯхту андӯхт, ки қалби инсони ба таносуби гунҷойиш ва вусъаташ рӯшан гардад, яъне маърифату дониш бе оғозу бе анҷом ҳар кадоме аз равандагони ин роҳро бояд фаро гирифта бошад. Натиҷа он ки дилҳои аз нури маърифату дониш рӯшангардида ҷилваи ҷамоли лоязолро дар ҳар зарра дида тавонад. Ҳам ин ҷо роҳ сангину душвор аст ва на ҳар ҷонзод бори онро ба дӯш бардошта метавонад.

Парандагоне, ки дилу ҷонашон дар Водии Маърифат нуронӣ мегардад, вориди Водии Истиғно (бениёзӣ) мешаванд. Ин водӣ иборат аст аз рӯй тофтан аз аломатҳои зоҳирии ашёи дунявӣ ва гирифтор нашудан ба онҳо. Дар ин водӣ парандагон аз эҳтиёҷоти моддӣ бениёз гашта, на хоҳони доштани молеву чизе ҳастанд ва на барои аз даст додани чизе андӯҳгин мегарданд. Ба қавли Меҳрдоди Меҳин «баъди гузаштан аз ин тангнои душвор» парандагон содиқона вориди водии панҷум, яъне Водии Тавҳид, мегарданд. Онҳо дар ин ҷо бисёриро дар ваҳдату ягонагӣ мебинанд ва дар эшон миқдору сифат, сапеду сиёҳ, пасту баланд, хурду бузург аз байн бардошта мешавад. Касрат ба ваҳдат мубаддал мегардад.

Роҳ то ба қуллаи мақсуд расидан идома дорад. Селае парандагон баъди бо душвориҳо сипарӣ намудани водиҳои пешин ба водии шашум, Водии Ҳайрат, мерасанд. Ин ҷо фарқи байниҳамдигарӣ аз миён бармехезад. Парандагони ҳайратзада дар ин водӣ ҳатто фаромӯш мекунанд, ки кистанду чистанд ва ошиқи киянду чаро ошиқанд? Ҳатто онҳо аз ёд мебаранд, ки чӣ дину маслакеро пайраванд. Баъди гузаштан аз ин водии пуршигифт, ки бисёре дар ин ҷо қурбон мешаванду иддае маҷоли пеш рафтанро аз даст медиҳанд, шумораи каме аз парандагон дохили водии ҳафтум, ки Водии Фақру Фано ном дорад, мегарданд. Дар

Водии Фақру Фано парандагони ба он манзил расида аз худ бехуд ва лолу кар мешаванд, аз ҳама чиз, ба ғайр аз маъшуқ қатъи алоқа мекунанд. Ниҳоят дар вуҷуди онҳо аз худогоҳӣ осоре боқӣ намемонад.

Роҳи душвору тӯлонӣ ва сафари азиятнок садҳо ҳазорро ба коми нокомӣ фурӯ бурда, танҳо ба сӣ нафар имкон медиҳад, ки ба қуллаи мақсуди худ бирасанд ва худро ҳамаҷониба бишиносанд.

Бояд гуфт, ки «Мантиқу-т-тайр» достони комилан рамзӣ буда, мояи аслии онро метавон ба қавли атторшиноси эронӣ Ризо Ашрафзода дар «ман ъарафа нафсаҳу, фақад ъарафа раббаҳу», яъне «асос шинохти худ аст ва ба дунболаш шинохти Худо» донист. Ин гуфтаро осон набояд пиндошт, зеро он бори гаронеро бар дӯш дорад. Ва агар инсон битавонад ҳақиқати вуҷуди худашро бишиносад, бояд душвориҳои зиёдеро пушти сар намояд, бурдбору ботаҳаммул бошад, то саранҷом ба ҷойе бирасад, ки вуҷудашро ойинаи Ҳақ ва Ҳақ фаро гирифта бошад. Дар фуроварди «Мантиқу-т-тайр» бар хилофи он чӣ паҳншудаву забонзада аст, ҳаргиз сӣ мурғ Симурғ намешаванд:

*Ҳеч касро дида бар мо кай расад,*
*Чашми мӯре бар сурайё кай расад?!*
*Дидайӣ мӯре, ки сандон баргирифт,*
*Пашшае пиле ба дандон баргирифт!*

Оре, худи Аттор таъкид кардааст, ки «Ҳеч касро дида бар мо кай расад». Яъне, ҳаргиз сӣ мурғ Симурғ намешаванд. Парандагон вақте аз ҳафт водӣ мегузаранду ба пушти кӯҳи Қоф мерасанд, худро дар ойина мебинанд, ба худ нигоҳи таҳайюромез меафкананд, Симурғ дар ойинаи вуҷудашон худро менамояд, зеро вуҷудашон покизаву соф ва ойинавор шудааст. Дар ин маврид сӣ мурғ ба манзил расида гумонбар мешаванд, ки накунад



мо Симурғ бошем. Иддае адабиётшиносону мусташриқин, ки дар мавриди Аттори Нишопурӣ ва ин достони рамзии ӯ сухан гуфтаанд, андешарониву тасаввур кардаанд, ки Ишқу Ошиқ ва Маъшуқ (иттиҳоди Ақлу Оқилу Маъқул) ба ҳам омада, яке шуда, яъне сӣ мурғ ва Симурғ яке шудаанд. Аммо дар асл тасаввури мурғон он аст, ки Симурғанд. Ҳангоме, ки шоир «Ойинаест ин ҳазрат чун Офтоб» мегӯяд, бешак, агар сӣ мурғ ин ҷо омада бошанд, дар ин ойина сӣ мурғ пайдо мешавад ва агар ҷиҳил мурғ меомаданд, ҳамон миқдор дар ойина намоён мешуд:

*Чун шумо сӣ мурғ ин ҷо омадед,*
*Сӣ дар ин ойина пайдо омадед.*
*Гар чилу панҷоҳу шаст оянд боз,*
*Пардае аз хеш бикшоянд боз.*
*Гарчи бисёре ба сар гардидаед,*
*Хешро дидеду худро дидаед!*

Ва чӣ тавре ки ишора рафт, аз таъкиди Симурғ низ аён аст, ки ҳеч кас ӯро нametавонад бубинад. Дар «Девон»-и Аттор ин матлаб рӯшантар ифода ёфтааст:

*Он кас кӣ бувад чу будагӣ бошад,*
*Кай нодойим чу дойимо гардад.*
*Ҳазрат ба забони ҳол мегӯяд,*
*Ӯ мо нашавад, вале зи мо гардад!*

«Ӯ мо нашавад»-и Шайх Аттор ҳамин сӣ мурғанд, ки ҳаргиз Симурғ нашаванд.

Вақте аз расули ҳазрат дар ин бора суол мекунанд, ҷавоб меояд, ки ин ҷо ойина ҳаст ва шумо агар мехоҳед, ки ба камол расед, маҳви ойинаи мо гардед, дар ойинаи мо ғарқ шавед, то вуҷудатон дар мо маҳв бишавад, на ин ки шумо ман бишавед ва ман шумо. Ҳамин аст, ки:



*Маҳви ӯ гаштанд охир бардавом,*
*Соя дар Хуршед гум шуд, вассалом!*

Дар ин намуна тамсили соя бар Хуршед аст ва бешак соя дар Хуршед маҳв мешавад ва:

*Ҳулулу иттиҳод ин ҷо ҳаром аст,*
*Валекин кор истиғроқи том аст!*

Фушурдаи андешаҳои болоӣ он аст, ки асоси «Мантиқу-т-тайр» ғояи ваҳдати вуҷуд ва баёни кайфияти он буда, шоир бо забони равону рамзу тамсилот ва амсолу ҳикоёти зарифу дилкаш ин маъниро дар зимни ҷамъ сохтани мурғон ва интихоби Ҳудҳуд ба сарвариву роҳбаладӣ бо ишороту киноёт боз намудааст. Дар достон муъаммои бузурги «Вуҷуд» ва масъалаи дардноки «МАН» ва «ТУ» бо далелу бурҳонҳои раднопазир аз ҷониби гӯяндаи он мутобиқи диди шоиронаву завқи бадеъии ӯ матраҳ гардида бошад ҳам, зимни он масъалаи ҷолибе, ки диққатро ба худ ҷалб менамояд, афкори ахлоқии ин маснавӣ дар ҷомаи ирфон мебошад. Фаридуддини Атор, ки саросари «Мантиқу-т-тайр»- ро бо тамсилу маҷоз офаридааст, ба мурғони узрхоҳ, умуман ба ҳамаи парандагон, сода наменигарад. Ӯ дар симои ҳар кадоме аз онҳо ва ҷаҳони ботинии эшон сурату сирати инсонҳои гуногунтойифаву мухталифандешаро мадди назар дорад ва ба ҳамнавъон дарси панду насиҳат медиҳад, онҳоро ба покройиву покдоманӣ, олиҳиммативу рӯшандилӣ, талабу тавба, узлату ризо, ихлосу таваккал, фақру сарбаландӣ, ҷоннисорӣ, зӯҳду тавба ва меҳру муҳаббати дур аз ҳар гуна олойиш дар роҳи расидан ба Ҳақ даъват менамояд. Дар «Мантиқу-т-тайр» баробари таблиғу ташвиқи ин хислатҳои ҳамидаи инсонӣ рафтору кирдори ношойиставу разилонаи баъзе афроди он, аз қабили кибру ғурур, лофу газоф, нодонӣ, худпарастӣ, аҳдшиканиву бевафоӣ,



роҳзаниву нашъамандӣ ва ғайра, ки ҳар кадом метавонад ахлоқи покро доғдор созанд, маҳкум карда шудааст. Аз ин рӯ, шоир ба булбул, ки намудори ҷоҳпарастон, ба бат, ки намудори зоҳирбинон, ба кабк, ки намудори ҳарисони зару зевар ва ҷавоҳир, ба саъва, ки намудори нотавонон, ба тӯтӣ, ки намудори худхоҳон, ба бутимор, ки намудори аҳли ҳузн, ба боз, ки намудори чоплусон баҳри дарёфти луқмаеву тӯъмае, ба куф, ки намудори узлатҷӯён ва ғайраанд, бо чашми тамасхур нигоҳ карда, ба эшон бо овардани ҳикоёти пандомези зиёде аз рӯзгору кору бори ашхоси таъриху асотирӣ, монанди Сулаймон, Юсуфу бародаронаш, Искандари Зулқарнайн, Султон Маҳмуду Аёз ва машойихе чун шайхи Санъон, Боязид, Робиъа, Шиблӣ, Ҷунайд, Аккоф, Аҳмади Ғӯрӣ, Аҳмади Ҳанбал, Бӯбакри Нишопурӣ, Абӯалии Рӯдборӣ роҳи ҳақиқатро меомӯзад. Ҳикоёти дар «Мантиқу-т-тайр» омада кӯтоҳу зариф буда, Аттор онҳоро бо алфози содаву фасеҳ ва таъбироти дилкашу муассир оройиш медиҳад ва дар васфи ҳусну ҷамол то ҳадде санъатҳои бадеъиро корбаст менамояд. Мутобиқи фарогирии мавзӯъу мӯҳтаво ҳикоятҳои маснавӣ гуногунҳаҷм буда, кӯтоҳтарини он ҳикояест аз Робиъа, ки дар ду байт омада:

*Бехуде мегуфт дар пеши Худой,*
*К- ай Худо, охир даре бар ман кушой.*
*Робиъа он ҷо магар биншаста буд,*
*Гуфт:- Ай ғофил, кай ин дар баста буд?!*

Ва дарозтарин ҳикоят «Достони шайхи Санъон» аст, ки метавон онро манзумаи ҷудогонае дар маснавии «Мантиқу-т-тайр» ҳисобид. Ин қисса ҳамаҷониба латифу дилангез буда, аз шоҳкориҳои Фаридуддини Аттор, умуман адабиёти классикии форсу тоҷик, ба шумор меравад. Гузашти шайхи Санъон аз шӯҳрату некномӣ ва дину ойин ва имон ба хотири ишқи тарсодухтар ва бода

хӯрдану зуннор бастан, хирқа сӯхтану бут парастидан, аз муридон ҷудо шудану хукбонӣ кардан нишонаи таъсири амиқи ишқу намунаи волои фидокорӣ дар роҳи маъшуқ шинохта шудааст. Шайхи Санъон аз шайхони одӣ набуд:

*Шайхи Санъон пири аҳди хеш буд,*
*Дар камолаш ҳар чӣ гӯям, беш буд.*
*Шайх буд андар ҳарам панҷоҳ сол*
*Бо мурид чорсад соҳибкамол.*
*Ҳар мурид, к- они ӯ буд, ай аҷаб,*
*Менаёсуд аз риёзат рӯзу шаб.*
*Ҳам амал, ҳам илм бо ҳам ёр дошт,*
*Дар аён ҳам кашфу ҳам асрор дошт.*

Вале ишқ бар ақл дастболо мешавад ва шайхе бо он камолу бо он хираду дониш пойбасти шайдои тарсодухтар мегардад:

*Ҳар чӣ будаш сар ба сар нобуд шуд,*
*З- оташи савдо дилаш пурдуд шуд.*
*Ишқи духтар кард ғорат ҷони ӯ,*
*Рехт куфр аз зулф бар имони ӯ.*
*Шайх имон доду тарсоӣ гузид,*
*Офият бифрӯхт, расвоӣ гузид.*

Ошиқии шайхи Санъон ба тарсодухтар ва гирифтории ҷонкоҳ ба маъшуқаи дилхоҳ анҷоми қисса нест. Билохира ишқи содиқ маъшуқаро ошиқ кардааст, ки мутолиъаву дарки ҳамаҷонибаи ин шоҳкорро ба зеҳни хонандаи ҳушманд ҳавола менамоем.

Дар хотимаи маснавӣ Фаридуддини Аттор мартабаву мақоми худро дар шоирӣ васф карда, «Мантиқу-т-тайр»-ро инъоме аз нуктадонии худ медонад. Шарти идроки «Мантиқу-т-тайр» дарду сӯзи дил аст. Шахсе, ки дард, бахусус дарди поку беолойиш, надорад, асрори ин китобро



пай бурда наметавонад. Аз ин рӯ, барои ба хонанда осон гардидани дарки маъонии асар шоир ба эшон мурочиъат намуда, чунин мефармояд:

*Назми ман хосияте дорад аҷиб,*
*3-он ки ҳар дам бештар бахшад насиб.*
*Гар басе хондан муяссар оядат,*
*Бешаке ҳар бор хуштар оядат.*
*3- ин арӯси хонагӣ дар садри ноз*
*Ҷуз ба тадриҷе наяфтад парда боз!*

Бешак, «Мантиқу-т-тайр» баъди рӯйи коғаз омадан хонандаи дидарӯшану дилгарми бешумореро дидааст, ки огаҳон аз ин боб лофҳое задаанд. Дар баробари ин муштоқону ҳаводорони зиёде кӯшиш намудаанд, ки маснавиро ба лисонҳои ғайри асл баргардонанд, то миллату халқиятҳои дигар низ аз самараи он баҳраёб гардида бошанд. Тибқи маълумоту санадҳои мавҷуда дар ин ҷода Амир Алишери Навоӣ- Фонӣ (1441- 1501) пешдаст будааст. Аз гуфтаву навиштаҳои Алишери Навоӣ чунин бармеояд, ки тамоми давраҳои сабақомӯзӣ ва ба баъд «Мантиқу-т-тайр»- и Фаридуддини Аттор ба ӯ мӯнису ҳамдами доимӣ буд. Вай ҳатто бештари қисматҳои онро азбар медонист. «Дар танҳоиям «Забони мурғон» (яъне, «Мантиқу-т-тайр»- А.М.) маро дамсоз ва марҳами роз буд ва ба дигар чизҳо камтар майл мекардам..»- менависад Навоӣ. Муҳаббати ӯ ба «Мантиқу-т-тайр» сол ба сол меафзояд ва вай соли 1499 милодӣ ин асарро бо номи «Лисону-т-тайр» ба забони ӯзбакии қадим баргардонида, дар он мазмуни пурраи маснавӣ, вазну қавофӣ, радифҳо, шакли байтҳо, нукоти ваҳдати вуҷуд ва мосойили ирфонии дар маснавии Аттор мавҷудаpо устокорона ва моҳирона нигоҳ медорад. Ҳатто Навоӣ аз рӯйи эътиқоду эҳтиромаш нисбат ба осори Аттор дар давраи вазирии худ бар сари марқади шоир мақбарае сохта будааст. «Мантиқу-т-тайр»

соли 1863 ба забони фаронсавӣ ва соли 1944 ба забони арабӣ тарҷума гардидаву ба чоп расидааст. Тарҷумаи баъзе қисматҳои он ба лисонҳои русӣ, инглисӣ, туркӣ, олмонӣ, чехӣ ва ғайра низ ба назар мерасад.

Дар ин ҷо бамавқеъ аст, ки аз атторшиноси олмонӣ Элмут Ритер-нависандаи китоби «Дарёи ҷон» ёдовар шавем. Ӯ тавонист ҳамаи осори Фаридуддини Атторро омӯхта, ин суханварро ҳар чӣ бештар ба аврупоиён бишиносонад.

Хулоса, ин достони рӯшангари дилу ҷонҳо аз арзишмандтарин осори бадеъии адабиёти форсу тоҷик ба шумор рафта, дар ба вуҷуд омадани осори зиёди шӯҳратёфтаи ин адабиёти бою ғанӣ такони азиме дода, ки «Маснавии маънавӣ»-и Мавлоно Ҷалолуддини Румӣ қуллаи азиму баландтарини он дониста шудааст.

Матни «Мантиқу-т-тайр», ки ҳоло дар даст доред, дар заминаи муқобалаву муқоясаи арзишмандтарин нашрҳои эронии он, монанди матнҳои таҳиянамудаи Аҳмади Ҷовид (Табрез, 1337), Аҳмади Ранҷбар (Теҳрон, 1370), Муҳаммадризо Шафеъии Кадканӣ (Теҳрон 1374) ва яке аз нусхаҳои беҳтарину мукаммали маснавӣ, ки дар Захираи дастнависҳои шарқии Институти шарқшиносӣ ва мероси хаттии АИ Ҷумҳурии Тоҷикистон таҳти рақами 103 (китобат 25 зулҳиҷҷаи соли 1037, баробар ба 26 августи соли 1628 милодӣ) маҳфуз аст, тартиб дода шудааст. Дар ин миён нусхаи дуктур Шафеъии Кадканӣ ҳам аз ҷиҳати фарогирии матн, ҳам аз нигоҳи истифода шудани нусахи қаламӣ ва боэътимодтари «Мантиқу-т-тайр» фарқкунанда буда, дар он бартариву афзалиятҳо дида шавад ҳам, (монанди муқаддимаи муфассал ва таълиқоти мукаммал), ҷо-ҷойе аз нигоҳи муқоясаи мо бо нусахи мавриди истифода тафовутҳое дорад ва ба гумонам дар ин маврид интихоби мо саҳеҳтар менамояд. Масалан, дар матни Шафеъии Кадканӣ дар бахши «Узри булбул» омадааст:



*Ман бипардозам хушӣ бо ӯ дилам,*
*Ҳал кунам бар талъати ӯ мушкилам.*

Мо дар матни худ ин байтро таври зайл, ки равонтару ба маънӣ наздиктар аст, овардем:

*Ман намоям хуш ба рӯйи ӯ дилам,*
*Ҳал кунам аз талъати ӯ мушкилам.*

Мисоли дигар, дар матни Шафеъии Кадканӣ омада:

*Ҳудҳудаш гуфт: — Ай ба сурат монда боз,*
*Аз сифат дуру ба сурат монда боз.*

Дар ин ҷо пеш аз ҳама ҳусни қофия нигоҳ дошта нашудааст ва мо байти фавқро дар дигар нусхаҳо ин тавр саҳеҳтар дарёфтем:

*Ҳудҳудаш гуфт: — Ай гирифтори маҷоз,*
*Аз сифат дуру ба сурат монда боз.*

Боз аз матни Шафеъии Кадканӣ:

*Сад ҳазорон ақл ин ҷо сар ниҳод*
*В- он ки ӯ нанҳод сар, бар сар фитод.*

Матни интихобкардаи мо:

*Сад ҳазорон оқил ин ҷо сар ниҳод*
*В- он ки ӯ нанҳод сар, бар сар фитод.*

Зеро на «ақл» балки «оқил» (шахс) сар мемонад. Шафеъии Кадканӣ овардааст:

*Мӯҳтасиб он мардро мезад ба зӯр,*
*Маст гуфт:- Ай мӯҳтасиб, кам кун ту шӯр!*

Мо ин нусхаи байтро мафҳумтар донистем:

*Мӯҳтасиб он мастро мезад ба зӯр,*
*Маст гуфт:- Ай мӯҳтасиб, кам кун ту шӯр!*

ва ғайра.

Ҳамчунин дар матни таҳиякардаи Шафеъии Кадканӣ ҳикояте, ки бо ин абёт сар мешавад:

*Буд барное багоят кордон,*
*Тезфаҳму зираку бисёрдон...*

ҷой надорад. Шояд дар ихтисор намудани ин ҳикоят ҳақ бар ҷониби Шафеъии Кадканӣ бошад. Чун ҳикоят хонданӣ ва ба матн пурра алоқаманд асту он дар дигар нашрҳои «Мантиқу-т-тайр» истифода шудааст, мо аз сарфи назар намудани он худдорӣ кардем. Дар охири маснавӣ низ дар матни мо чанд ҳикоят ҷой доранд, ки аз онҳо дар матни таҳиякардаи дуктур Шафеъии Кадканӣ сарфи назар шудааст. Ин гуна тафовутҳо зиёданд...

Инак, матни комили маснавии пурмӯҳтавову саросар ҳикматомези «Мантиқу-т-тайр»-ро бо умеди баҳраҳои судманд бардоштан аз он ба ихлосмандони осори гаронмояву баландпояи Аттор пешкаш карда, ба шодравон профессор Аълохон Афсаҳзод, Шоири Халқии Тоҷикистон Убайди Раҷаб, ходимони илмӣ Мубашшир Акбарзод ва Муҳаммадӣ Садриддинов барои кӯмакҳояшон дар таҳияи матни асар, изҳори миннатдорӣ менамоем. Ҳамчунин мураттиби матн аз бародардӯстоне, ки дар нашри китоб ҳисса гузоштаанд ва ношир сипосгузор аст.

***АЛИИ МУҲАММАДИИ ХУРОСОНӢ,***
***номзади илми филология***

## БИСМИЛЛОҲИ- Р- РАҲМОНИ- Р- РАҲИМ

Офарин чонофарини покро,
Он ки ҷон бахшиду имон хокро.
Аршро бар об бунёд ӯ ниҳод,
Хокиёнро умр бар бод ӯ ниҳод.
Осмонро бар забардастӣ бидошт,
Хокро дар ғояти пастӣ бидошт.
Он якеро ҷунбиши модом дод
В- он дигарро дойиман ором дод.
Осмон чун хаймае барпой кард,
Бе сутун гирди заминаш ҷой кард.
Кард дар шаш рӯз ҳафт анҷум падид,
В- аз ду ҳарфи амр нӯҳ торам падид.
Мӯҳраи анҷум зи заррин ҳуққа сохт,
Нӯҳ фалак дар ҳуққа ҳар шаб мӯҳра бохт.
Доми танро мухталиф аҳвол кард,
Мурғи ҷонро хок бар дунбол кард.
Обро бигдохт дар таслими хеш,
Хокро афсурда кард аз бими хеш.
Баҳрро аз ташнагӣ лаб хушк кард,
Сангро ёқуту хунро мушк кард.
Кӯҳро ҳам теғ доду ҳам камар,
То ба сарҳангии ӯ афрохт сар.
Гоҳ гул бар рӯйи оташ даста кард,
Гоҳ пул бар оби дарё баста кард.
Ним пашша бар сари душман гумошт.
Дар сари ӯ чорсад солаш бидошт.
Анкабутеро ба ҳикмат дом дод,
Садри оламро бад- ӯ ором дод.
Баст мӯреро камар чун мӯйи сар,
Кард ӯро бо Сулаймон ҳамкамар.



Хилъати авлоди Аббосаш бидод,
«То»- ву «син» бе заҳмати тосаш бидод.
Сӯзане чун дид бо Исо ба ҳам,
Бахя бар рӯяш фикандаш лоҷарам.
Теғи кӯҳ аз лола хунолуд кард,
Гулшани нилуфарӣ аз дуд кард.
Пора- пора сангро дар хун гирифт,
То ақиқу лаъл аз ӯ берун гирифт.
Дар суҷудаш рӯзу шаб, Хуршеду Моҳ
Ҳишта пешонии худ бар хоки роҳ.
Ҳаст дар симои эшон аз суҷуд,
Кай бувад бе саҷда симоро вуҷуд!
Рӯз аз басташ сапед афрӯхта,
Шаб зи қабзаш дар сиёҳӣ сӯхта.
Тӯтиеро тавқ аз зар сохта,
Ҳудҳудеро пайки раҳбар сохта.
Мурғи гардун дар раҳаш пар мезанад,
Бар дараш чун ҳалқа сар бар мезанад.
Чархро даври шаборӯзӣ диҳад,
Шаб барад, рӯз оварад, рӯзӣ диҳад.
Чун даме дар гил дамад, Одам кунад
В- аз кафу дуде ҳама олам кунад.
Гаҳ сагеро раҳ диҳад то пешгоҳ,
Гаҳ кунад аз гурбае макшуфроҳ.
Чун сагеро марди он қурбат кунад,
Шермардеро ба саг нисбат кунад.
Гаҳ асоеро сулаймонӣ диҳад,
Гоҳ мӯреро сухандонӣ диҳад.
Аз асое оварад суъбон падид,
В- аз танӯре оварад тӯфон падид.
Чун фалакро курраи саркаш кунад,
Аз ҳилолаш наъл дар оташ кунад.
Ӯ ниҳад аз баҳри суккони фалак
Гирдаи Хуршед бар хони фалак.

Ноқа аз санге падидор оварад,
Гови зар дар нолаи зор оварад.
Дар зимистон сим орад дар нисор,
Зар фишонад дар хазон аз шохсор.
Гар касе пайкон ба хун пинҳон кунад,
Ӯ зи ғунча хун- ш дар пайкон кунад.
Ёсаминро чор тарке барниҳад,
Лоларо аз хун кулаҳ бар сар ниҳад..
Гаҳ ниҳад бар фарқи наргис тоҷи зар,
Гаҳ кунад дар тоҷаш аз шабнам гуҳар.
Ақл корафтода, ҷон дилдода з- ӯст,
Осмон гардон, замин истода з- ӯст.
Ҳар чи ҳаст аз пушти моҳӣ то ба моҳ,
Ҷумлаи заррот бар зоташ гувоҳ.
Пастии хоку баландии фалак
Ду гувоҳи қудраташ бас як ба як.
Боду хоку оташу хун оварад,
Сирри хеш аз ҷумла берун варад,
Хоки мо гил кард дар чил бомдод,
Баъд аз он ҷонро дар ӯ ором дод.
Ҷон чу дар тан рафту дил з- ӯ зинда шуд,
Ақл додаш, то бад- ӯ бинанда шуд.
Ақлро чун дид, бинойӣ гирифт,
Илми дониш то шиносойӣ гирифт.
Чун шиносо шуд, ба аҷз иқрор кард,
Ғарқи ҳайрат гашту тан дар кор кард.
Хоҳ душман гир ин ҷо, хоҳ дӯст,
Ҷумларо гардан ба зери бори ӯст.
Ҳикмати ӯ барниҳад бори ҳама
В- ай аҷаб, ӯ худ нигаҳдори ҳама.
Гарчи касро ҳеч кору бор нест.
Ҷумла дар коранд, кас бекор нест,
Ҷузву кул(л) бурҳони зоти поки ӯст,
Аршу фарш иқтоъи муште хоки ӯст



Кӯҳро мехи замин кард аз нахуст,
Пас заминро рӯй аз дарё бишуст.
Чун замин бар пушти гов истод рост,
Гов бар моҳиву моҳӣ бар ҳавост.
Пас ҳаво бар чист? Бар ҳеч асту бас,
Ҳеч ҳеч аст, ин ҳама ҳеч асту бас.
Фикр кун дар санъати он подшоҳ,
К- ин ҳама бар ҳеч медорад нигоҳ.
Чун ҳама бар ҳеч бошад аз яке,
Ин ҳама пас ҳеч бошад бе шаке.
Арш бар об асту олам бар ҳавост,
Бигзар аз обу ҳаво, ҷумла Худост.
Аршу олам ҷуз тилисме беш нест,
Ӯсту бас в- ин ҷумла исме беш нест.
Дарнигар, к- ин оламу он олам ӯст,
Нест ғайри ӯ в- агар ҳаст ӯ ҳам ӯст.
Ҷумла зарроту ба сурат муттасиф,
Ҷумла як ҳарфу иборат мухталиф.
Мардуме бояд, ки бошад ҳақшинос,
То шиносад шоҳро дар ҳар либос.
В- ар ғалат набвад, кӣ медонад, ки кист,
Чун ҳама ӯст, ин ҳама гуфтан зи чист?!
Дар ғалат афтодан аҳвалро бувад,
Ин назар марди муъатталро бувад.
Ай дареғо, ҳеч касро нест тоб,
Дидаҳо кӯру ҷаҳон пурофтоб.
Гар бубинӣ ин, хирадро гум кунӣ,
Ҷумла ӯ биниву х(в)адро гум кунӣ.
Ҷумла доранд, ай аҷаб, доман ба даст
Узр меоранду мегӯянд:- Ҳаст.
Ай зи пайдоии худ бас нопадид,
Ҷумлаи олам туву кас нопадид.
Ҷон ниҳон дар ҷисму ту дар ҷон ниҳон,
Ай ниҳон андар ниҳон, ай ҷони ҷон!

Ай зи ҷумла беш, ҳам пеш аз ҳама,
Ҷумла аз худ дидаву хеш аз ҳама.
Боми ту пурпосбон, дар пурасас,
Сӯйи ту чун роҳ ёбад ҳеч кас.
Ақлу ҷонро гирди зотат роҳ нест
В- аз сифотат ҳеч кас огоҳ нест.
Гарчи дар ҷон ганҷи пинҳон ҳам туӣ,
Ошкоро бар тану ҷон ҳам туӣ..
Ҷумлаи ҷонҳо зи кунҳат бенишон,
Анбиё бар хоки роҳат ҷонфишон.
Ақл агар аз ту вуҷуде пай барад,
Лек ҳаргиз раҳ ба кунҳат кай барад?!
Чун туӣ ҷовид дар ҳастӣ тамом,
Дастҳо куллан фурӯ бастӣ тамом.
Ай даруни ҷон, буруни ҷон туӣ,
Ҳар чӣ гӯям он наӣ, ҳам он туӣ.
Ай, хирад саргаштаи даргоҳи ту,
Ақлу ҷон сарриштагум дар роҳи ту.
Ҷумлаи олам ба ту бинам аён
В- аз ту дар олам намебинам нишон.
Ҳар касе аз ту нишоне дод боз,
Худ нишон нест аз ту, ай донои роз!
Гарчи чандин чашм гардун боз кард,
Ҳам надид аз роҳи ту як зарра гард.
Не замин ҳам дид ҳаргиз гарди ту,
Гарчи бар сар кард хок аз дарди ту.
Офтоб аз шавқи ту рафта зи ҳуш,
Ҳар шабе бар хок мемолад ду гӯш.
Моҳ низ аз меҳри ту бигдохта,
Ҳар маҳ аз ҳайрат сипар андохта.
Баҳр дар шӯрат сарандоз омада,
Домани тар, хушклаб боз омада.
Кӯҳро сад ақба дар раҳ монда,
Пой дар гил то камаргаҳ монда.



Оташ аз шавқи ту чун оташ шуда,
Пой дар оташ чунин саркаш шуда.
Бод аз ту бесару по омада,
Бод бар каф хокпаймо омада.
Обро номонда обе дар ҷигар
В- обаш аз шавқи ту бигзашта зи сар.
Хок дар кӯйи ту бар дар мондае,
Хоксоре, хок бар сар мондае.
Чанд гӯям, чун наёӣ дар сифат,
Чун кунам, чун ман надорам маърифат!
Гар ту, ай дил, толибӣ, дар роҳ рав,
Менигар аз пешу пас огоҳ рав.
Соликонро бин, ба даргоҳ омада,
Ҷумла пуштопушт ҳамроҳ омада.
Ҳаст дар ҳар зарра даргоҳе дигар,
Пас зи ҳар зарра бад- ӯ роҳе дигар.
Ту чӣ донӣ то кадомин раҳ равӣ
В- аз кадомин раҳ бад- он даргаҳ равӣ.
В- он замон, к- ӯро аён ҷӯйӣ ниҳон,
В- он замон, к- ӯро ниҳон ҷӯйӣ аён.
Гар аён ҷӯйӣ, ниҳон он гаҳ бувад
В- ар ниҳон ҷӯйӣ, аён он гаҳ бувад.
В- ар ба ҳам ҷӯйӣ, чу бечун аст ӯ,
Он замон аз ҳар ду берун аст ӯ.
Ту накардӣ ҳеч гум, чизе маҷӯй,
Ҳар чӣ гӯйӣ, нест он, чизе магӯй.
Он чи гӯйӣ в- он чи донӣ, он туӣ,
Хешро бишнос, садчандон туӣ.
Ту бад-ин бишнос ӯро, не ба х(в)ад,
Роҳ аз ӯ хезад бад- ӯ, не аз хирад.
Восифонро васфи ӯ дарх(в)ард нест,
Лойиқи ҳар марду ҳар номард нест.
Аҷз аз он ҳамшира шуд бо маърифат,
К- ӯ на дар шарҳ ояду не дар сифат.

Қисми халқ аз вай хаёле беш нест,
3- ӯ хабар додан маҷоле беш нест
Гар бағоят нек в- ар бад гуфтаанд,
Ҳар чи з- ӯ гуфтанд, аз х(в)ад гуфтаанд.
Бартар аз илм асту берун аз аён- ст,
З- он ки он дар қуддусии худ бенишон- ст.
3- ӯ нишон ҷуз бенишонӣ кас наёфт,
Чорае ҷуз ҷонфишонӣ кас наёфт.
Ҳеч касро дар худиву бехудӣ
3- ӯ насибе нест чуз иллаллазӣ.
Зарра- зарра дар ду гетӣ фаҳми туст,
Ҳар чиро гӯйӣ Худо, он ваҳми туст.
Нест ӯ они касе он ҷо, ки ӯст,
Кай расад ҷони касе он ҷо, ки ӯст.
Сад ҳазорон Тур аз ҷон бартар аст,
Ҳар чи хоҳам гуфт, ӯ з- он бартар аст.
Ақл дар савдои ӯ ҳайрон бимонд,
Ҷон зи аҷз ангушт дар дандон бимонд.
Ақлро бар ганҷи васлаш даст нест,
Ҷони пок он ҷойгаҳ гар ҳаст, нест.
Чист ҷон?-Дар кори ӯ саргаштае,
Дил ҷигарзоре, ба хун оғаштае.
Ҳин, макун чандин қиёс, ай ҳақшинос,
3- он, ки н- ояд кори бечун дар қиёс.
Дар ҷалолаш ақлу ҷон фартут шуд,
Ақл ҳайрон гашту ҷон мабҳут шуд!
Чун набурд аз анбиёву аз русул,
Ҳеч кас як ҷузв пай аз кулли кул.
Ҷумла оҷиз, рӯй дар хок омаданд,
Дар хитоби «мо арафнок» омаданд.
Ман кӣ бошам, то занам лофи шинохт,
Он шинохт ӯро, ки ҷуз бо ӯ насохт.
Чун ҷуз ӯ дар ҳар ду олам нест кас,
Бо кӣ созам, нест савдову ҳавас.



Ҳаст дарёе, зи ҷавҳар мавҷзан,
Ту надонӣ ин сухан, шашпанҷ зан!
Ҳар кӣ ӯ он ҷавҳари дарё наёфт,
«Ло» шуду аз «ло» шудан ҷуз «ло» наёфт.
Ҳар чи он мавсуф шуд, он кай бувад,
Бо манат ин гуфтан осон кай бувад.
Он магӯ, чун дар ишорат н- оядат,
Дам мазан, чун дар иборат н- оядат.
Не ишорат мепазирад, не аён,
Не касе з- ӯ илм дорад, не нишон.
Ту мабош асло, камол ин асту бас,
Худ зи ту гум шав, висол ин асту бас.
Ту дар ӯ гум шав, ҳулулӣ ин бувад,
Ҳар чи ин набвад, фузулӣ ин бувад.
Дар якӣ рав в- аз дуӣ яксӯй бош,
Якдилу яккиблаву якрӯй бош.
Ай халифазодаи бемаърифат,
Бо падар дар маърифат шав ҳамсифат.
Ҳар чи овард аз адам Ҳақ дар вуҷуд,
Ҷумла афтоданд дар пешаш суҷуд.
Чун расид охир ба Одам фитраташ,
Дар паси сад парда бурд аз ғайраташ.
Гуфт:-Ай Одам, ту баҳри ҷуд бош,
Соҷиданд инону ту масҷуд бош.
Он яке, к- аз саҷдаи ӯ сар битофт,
Масху малъун гашту ин сир дарнаёфт.
Чун сиёҳрӯ гашт, гуфт:-Ай бениёз,
Зоеъам магзору кори ман бисоз.
Ҳақ таъоло гуфт:- Ай малъуни роҳ,
Ҳам халифа- ст Одаму ҳам подшоҳ.
Бош чашму рӯйи ӯ имрӯз ту,
Баъд аз ин фардо сипандаш сӯз ту.
Ҷузв кул(л) шуд, чун фурӯ шуд ҷон ба ҷисм,
Кас насозад з- ин аҷойибтар тилисм.



Ҷон баландӣ дошт, тан пастӣ зи хок,
Муҷтамеъ шуд хоки пасту ҷони пок.
Чун баланду паст бо ҳам ёр шуд,
Одамӣ аъҷубаи асрор шуд.
Лек кас воқиф нашуд з- асрори ӯ
Нест кори ҳар гадое кори ӯ.
Не бидонистему не бишнохтем,
Не замоне низ дил пардохтем.
Чанд гӯйӣ, ҷуз хамӯшӣ роҳ нест,
З- он ки касро заҳраи як оҳ нест.
Огаҳанд аз рӯйи ин дарё басе,
Лек огаҳ нест аз қаъраш касе.
Ганҷ дар қаър асту гетӣ чун тилисм,
Бишканад охир тилисм ин банди ҷисм.
Ганҷ ёбӣ чун тилисм аз пешрафт,
Ҷон шавад пайдо, чу ҷисм аз пеш рафт.
Баъд аз он ҷонат тилисми дигар аст,
Ғайбро ҷони ту ҷисми дигар аст.
Ҳамчунин мерав, ба поёнаш мапурс,
Дар чунин дардӣ, ба дармонаш мапурс.
Дар буни ин баҳри бепоён басе
Ғарқа гаштанду хабар нест аз касе.
Дар чунин баҳре, ки баҳри аъзам аст,
Оламе зарра- сту зарра олам аст.
Кӯпала- ст, ин баҳрро олам бидон,
Зарраи як кӯпала- ст, ин ҳам бидон.
Гар намонад оламу як зарра ҳам,
Кам шавад як кӯпала з- ин баҳр кам.
Кас чи донад, то дар ин баҳри амиқ
Сангреза қадр дорад, ё ақиқ.
Аклу ҷону дину дил дарбохтем,
То камоли заррае бишнохтем.
Лаб бидӯз аз арш в- аз курсӣ мапурс,
Гар ҳама як зарра мепурсӣ, мапурс.



Ақли ту чун бар сари мӯйе бисӯхт,
Ҳар ду лаб бояд зи пурсидан бидӯхт.
Кас надонад куня як зарра тамом,
Чанд гӯйӣ, чанд пурсӣ, вассалом!
Чист гардун? Сарнагун нопайдор,
Беқароре, дойиман бар як қарор.
Дар раҳи ӯ пову сар гум кардаӣ,
Пардае дар пардаӣ, дар пардаӣ!
Чарх мехоҳад, ки ин сир пай барад,
Ӯ ба саргардонӣ ин сир кай барад,
Ҳаллу акди инчунин султоние
Кай тавон кардан ба саргардоние.
Чарх ҷуз саргаштаи гумкарда чист?!
Ӯ чи донад, то даруни парда чист?!
Ӯ, ки чандин сол бар сар гаштааст,
Бе сару бун гирди ин дар гаштааст.
Менадонад дар даруни парда роз,
Кай шавад бар чун туе ин парда боз.
Кори олам ибрат асту ҳайрат аст,
Ҳайрат андар ҳайрат андар ҳайрат аст.
Ҳар замон ин роҳи бепоён турост,
Халқ ҳар соат дар ӯ ҳайрон турост.
Ҳеч донӣ роҳрав чун дид роҳ?
Ҳар кӣ афзун рафт, афзун дид роҳ!
Бениҳоят гар каноре доштӣ,
Беадад ҳасру шуморе доштӣ.
Коргоҳе бас аҷойиб дидаам,
Ҷумларо дар хеш ғойиб дидаам.
Сӯйи кунҳи хеш касро роҳ нест,
Заррае аз заррае огоҳ нест.
Ҳаст коре, пушту рӯ, на сар, на пой,
Рӯй дар девор, пушти даст ҷой,
Пешвоёне, ки раҳбин омаданд,
Гоҳу бегоҳ аз пайи дин омаданд.

Ҷони худро айни ҳасрат сохтанд,
Ҳамраҳи ҷон аҷзу ҳайрат сохтанд.
Дарнигар аввал, ки бо Одам чӣ кард.
Умрҳо бар вай дар он мотам чӣ кард,
Боз бингар Нӯҳро ғарқоби кор,
То чи бурд аз кофирон соле ҳазор.
Боз Иброҳимро бин дилшуда,
Манҷаниқу оташаш манзил шуда.
Боз Исмоъилро бин сӯгвор,
Кеши ӯ қурбон шудан дар кӯйи ёр.
Боз дар Яъқуби саргардон нигар,
Чашм карда дар сари кори писар.
Боз Юсуфро нигар дар доварӣ,
Бандагиву чоҳу зиндон бар саре.
Боз Айюби ситамкашро нигар,
Монда дар Гургону Кирмон пеши дар.
Боз Юнусро нигар, гум карда роҳ,
Омада аз маҳ ба моҳӣ чанд гоҳ.
Боз Мӯсоро нигар, з- оғози аҳд
Дидааш Фиръавн шуд, тобут маҳд.
Боз Довуди зиреҳгарро нигар,
Мум карда оҳан аз таффи ҷигар.
Боз бингар, к- аз Сулаймони хидев,
Мулки ӯ чун бурда ҳам бар бод дев.
Боз Зикриё, ки дил пурҷӯш шуд,
Арра бар сар, дам назад, хомӯш шуд.
Боз Яҳёро нигар дар пеши ҷамъ,
Зор, сар бубрида дар таште чу шамъ.
Боз Исоро нигар, к- аз пойи дор
Чун гурехт ӯ аз ҷуҳудон чанд бор.
Боз бингар, то сари пайғамбарон
Чӣ ҷафову ранҷ дид аз кофирон.
Ту чунон донӣ, ки ин осон бувад,
Балки камтар чиз тарки ҷон бувад.



Чанд гӯям, чун дигар гуфтам намонд,
Гар гуле аз шох меруфтам, намонд.
Куштаи ҳайрат шудам якборагӣ,
Ман надорам чора ҷуз бечорагӣ.
Ай хирад, дар роҳи ту тифли башир,
Гум шуда дар ҷустуҷӯят ақли пир.
Дар чунон зоте ман, аблаҳ, кай расам,
Аз раҳам ман, дар муназзаҳ кай расам!
Не ту дар илм ойиву не дар баён,
Бе зиёну судӣ аз суду зиён.
Не зи Мӯсо ҳаргизат суде расид,
Не зи Фиръавнат зиёнбуде расид.
Ай Худойи бениҳоят, ҷуз ту кист,
Чун туӣ беҳадду ғоят, ҷуз ту кист?!
Ҳеч чиз аз бениҳоят бе шаке
Чун ба сар н- ояд, куҷо монад яке!
Ай, ҷаҳоне халқ ҳайрон мондаӣ,
Ту ба зери парда пинҳон мондаӣ.
Парда баргир охиру ҷонам масӯз,
Беш аз ин дар парда пинҳонам масӯз.
Гум шудам дар баҳри.ҳайрат ногаҳон,
З- ин ҳама саргаштӣ бозам раҳон.
Дар миёни баҳри гардун мондаам
В- аз даруни парда берун мондаам.
Бандаро з- ин баҳри номаҳрам барор,
Ту дарафкандӣ маро, ту ҳам барор.
Нафси ман бигрифт сар то пойи ман,
Гар нагирӣ дасти ман, ай войи ман!
Ҷонам олуда- ст аз беҳудагӣ,
Ман надорам тоқати олудагӣ.
Ё аз ин олудагӣ покам бикун,
Ё на, дар хунам кашу хокам бикун.
Халқ тарсанд аз ту, ман тарсам зи х(в)ад,
К- аз ту некӣ дидаам, аз хеш бад.



Мурдаам ман, меравам бар рӯйи хок,
Боз гардон ҷонам, ай ҷонбахши пок.
Мӯмину кофир ба хун оғуштаанд.
Бо ҳама баргашта, ё саргаштаанд.
Гар нахоҳӣ, ин бувад саргаштагӣ,
В- ар биронӣ, ин бувад баргаштагӣ.
Подшоҳо, дил ба хун оғаштаам,
Пой то сар чун фалак саргаштаам.
Чун чунин бо якдигар ҳамсояем,
Ту чу Хуршедиву мо чун сояем.
Гуфтаӣ:- Ман бо шумоям рӯзу шаб,
Як замон фориғ мабошед аз талаб.
Чӣ- бвад, ай мӯътии бесармоягон,
Гар нигаҳ дорӣ ҳаќи ҳамсоягон!
Бо диле пурдарду ҷоне пурдареғ,
З- иштиёқат ашк меборам чу меғ.
Чун зи дарди хеш баргӯям туро,
Умри ман шуд, то ба кай ҷӯям туро!
Раҳбарам шав, з- он ки гумроҳ омадам,
Давлатам деҳ, гарчи бегоҳ омадам.
Ҳар кӣ дар кӯйи ту давлатёр шуд,
Дар ту гум гашту зи худ безор шуд.
Нестам навмеду ҳастам беқарор,
Бу, ки даргирад яке аз сад ҳазор!

## ҲИКОЯТ

Хӯрд айёре бад-он дилхаста боз,
Бо висоқаш бурд дасташ баста боз.
Шуд, ки теғ орад, занад бар гарданаш,
Порае нон дод он соат занаш.
Чун биёмад мард бо теғ он замон,
Дид он дилхастаро дар даст нон.



Гуфт:- Ин нонат ки дод, ай ҳеч кас,
Гуфт:- Ин нонам аёлат доду бас.
Мард чун бишнид ин посух тамом,
Гуфт:- Бар мо шуд туро куштан ҳаром.
3- он ки ҳар марде, ки нони мо шикаст,
Сӯйи ӯ бо теғ натвон бурд даст.
Нест аз нонхора моро ҷон дареғ,
Ман чи гуна хуни ӯ резам ба теғ!
Холиқо, сар то ба роҳ овардаам,
Нон ҳама бар хони ту мех(в)ардаам.
Чун касе мар бишканад нони касе,
Ҳақгузорӣ мекунад он кас басе.
Чун ту баҳри ҷуд дорӣ сад ҳазор,
Нони ту бисёр хӯрдам ҳақгузор.
Ё Илоҳалоламин, дармондаам,
Ғарқи хун бар хушк киштӣ рондаам.
Дасти ман гиру маро фарёд рас,
Даст бар сар чанд дорам чун магас.
Ай нигаҳомӯзу узромӯзи ман,
Сӯхтам сад раҳ, чӣ хоҳӣ сӯзи ман!
Хунам аз ташвири ту омад ба ҷӯш,
Ноҷавонмардӣ басе кардам, бипӯш!
Ман зи ғалфат сад гунаҳро карда соз,
Ту иваз сад гуна раҳмат дода боз.
Подшоҳо, дар мани мискин нигар,
Гар зи ман ҳар бад бидидӣ, даргузар!
Чун надонистам, хато кардам, бубахш,
Он чи кардам, узр овардам, бубахш.
Чашми ман гар менагиряд ошкор,
Ҷон ниҳон мегиряд аз ишқи ту зор.
Холиқо, гар неку гар бад кардаам,
Ҳар чи кардам, ҷумла бо х(в)ад кардаам.
Афв кун дунҳимматиҳои маро,
Маҳв кун беҳурматиҳои маро.

Мубталои хешу ҳайрони туам,
Гар бадам, гар нек, ҳам з- они туам.
Ним ҷузвам бе ту ман, дар ман нигар,
Кул(л) шавам, гар ту кунӣ дар ман назар.
Як назар сӯйи дили пурхунам ор
В- аз миёни ин ҳама берунам ор.
Гар ки ту хонӣ каси хешам даме,
Ҳеч кас дар гарди ман нарсад ҳаме.
Ман кӣ бошам, то касе бошам туро,
Ин басам, гар нокасе бошам туро.
Кай тавонам гуфт ҳиндуйи туам,
Ҳиндуйи хоки саги кӯйи туам.
Ҳиндуйи ҷон бар миён дорам зи ту,
Доғ ҳамчун ҳабшиён дорам зи ту.
Гар наям ҳиндут, чун муқбил шудам,
То шудам ҳиндут, зангидил шудам.
Ҳиндуйи бодоғро мафрӯш ту,
Ҳалқае кун бандаро дар гӯш ту.
Ай зи фазлат ношуда навмед кас,
Ҳалқаи доғи туам ҷовид бас.
Ҳар киро хуш нест дил бо дарди ту,
Хуш набошад, з- он ки набвад марди ту.
Заррае дардам деҳ, ай дармони ман,
З- он ки бе дардат бимирад ҷони ман.
Куфр кофирրову дин диндорро,
Заррае дардат дили Атторро.
Ё раб, огоҳӣ зи «ё раб»- ҳои ман,
Ҳозирӣ дар мотами шабҳои ман,
Мотамам аз ҳад бишуд, суре фирист,
Дар миёни зулматам, нуре фирист.
Поймузди ман дар ин мотам ту бош,
Кас надорам, дастгирам ҳам ту бош.
Лаззати нури Сулаймоним деҳ,
Нестии нафси зулмоним деҳ.



Зарраам ман, гум шуда дар сояе,
Нест аз ҳастӣ маро сармояе.
Cоям з- он ҳазрати чун Офтоб,
Бу, ки з- ин тобам расад з- он ришта тоб.
То магар чун зарраи саргашта ман
Дарҷаҳам, дасте занам дар ришта ман.
Пас бурун оям аз ин равзан, ки ҳаст,
Пеш гирам олами равшан, ки ҳаст.
То наёяд бар лабам ин ҷон, ки буд,
Доштам охир диле з- он сон, ки буд.
Чун бароя́д ҷон, надорам ҷуз ту кас,
Ҳамраҳи ҷонам ту бош охирнафас.
Чун зи ман холӣ бимонад ҷойи ман,
Гар ту ҳамроҳам набошӣ, войи ман.
Рӯйи он дорам, ки ҳамроҳӣ кунӣ,
Метавонӣ кард, агар хоҳӣ, кунӣ.

## ДАР НАЪТИ ҲАЗРАТИ РАСУЛ (С)

Хоҷаи дунёву дин, ганҷи вафо,
Садру бадри ҳар ду олам- Мустафо.
Офтоби шаръу гардуни яқин,
Нури олам, Раҳматан лилоламин.
Ҷони покон хоки ҷони поки ӯст,
Ҷон раҳо кун, офариниш хоки ӯст.
Хоҷаи кавнайну султони ҳама,
Офтоби ҷону имони ҳама.
Соҳиби меъроҷу садри коинот,
Сояи Ҳақ, хоҷаи хуршедзот.
Ҳар ду олам бастаи фитроки ӯ,
Аршу курсӣ қибла карда хоки ӯ.
Пешвои ин ҷаҳону он ҷаҳон,
Муқтадои ошкорову ниҳон.

Меҳтарину беҳтарини анбиё,
Раҳнамои асфиёву авлиё.
Маҳдии ислому ҳодии субул,
Муфтии ғайбу имоми ҷузву кул.
Хоҷае, к- аз ҳар чи гӯям, беш буд,
Дар ҳама чиз аз ҳама дар пеш буд.
Хештанро хоҷаи Арсот гуфт,
«Иннамо ан раҳматун муҳдот» гуфт.
Ҳар ду гетӣ аз вуҷудаш ном ёфт,
Арш низ аз номи ӯ ором ёфт.
Ҳамчу шабнам омаданд аз баҳри ҷуд,
Халқи олам бар туфайлаш дар вуҷуд.
Ҳақ чу дид он нури мутлақ дар ҳузур,
Офарид аз нури ӯ сад баҳри нур.
Нури ӯ мақсуди махлуқот буд,
Асли маъдумоту мавҷудот буд.
Баҳри хеш он покҷонро офарид,
Баҳри ӯ халқи ҷаҳонро офарид.
Офаринишро ҷуз ӯ мақсуд нест,
Покдомантар аз ӯ мавҷуд нест.
Он ки аввал шуд падид аз ҷайби ғайб,
Буд нури поки ӯ бе ҳеч райб.
Баъд аз он он нури олӣ зад алам,
Гашт аршу курсиву лавҳу қалам.
Як алам аз нури покаш олам аст,
Як алам зуррият асту Одам аст.
Чун шуд он нури муаззам ошкор,
Дар суҷуд афтод пеши Кирдгор.
Қарнҳо андар суҷуд афтода буд,
Умрҳо андар рукӯъ истода буд.
Солҳо ҳам буд машғули қиём,
Дар ташаҳҳуд буд ҳам умре тамом.
Аз намози нури он дарёи роз,
Фарз шуд бар ҷумлаи уммат намоз.



Дошт Ҳақ он нурро чун Меҳру Моҳ,
Дар баробар бе ҷиҳат то дер гоҳ.
Пас ба дарёи ҳақиқат ногаҳе,
Баргушод он нурро зоҳир раҳе.
Чун бидид он нур рӯйи баҳри роз,
Ҷӯш дар вай уфтод аз иззу ноз.
Дар талаб бар худ бигашт ӯ ҳафт бор,
Ҳафт паргори фалак шуд ошкор.
Ҳар назар, к- аз Ҳақ ба сӯйи ӯ расид,
Кавкабе шуд, дар фалак омад падид.
Баъд аз он он нури пок ором ёфт,
Арши олӣ гашту курсӣ ном ёфт.
Аршу курсӣ акси зоташ хостанд,
Пас малоик аз сифоташ хостанд.
Гашт аз анфосаш анвор ошкор
В- аз дили пурфикраш асрор ошкор.
Сирри рӯҳ аз олами фикр асту бас,
Пас «нафахту фиҳи мин рӯҳӣ нафас.»
Чун шуд он анфосу он асрор ҷамъ,
З- ин сабаб арвоҳ шуд бисёр ҷамъ.
Чун туфайли нури ӯ омад умам,
Сӯйи кул(л) мабъус аз он шуд лоҷарам.
Гашт ӯ мабъус то рӯзи шумор
Аз барои кулли халқи рӯзгор.
Чун ба даъват кард шайтонро талаб,
Гашт шайтонаш мусулмон з- ин сабаб.
Кард даъват ҳам ба изни Кирдгор,
Ҷинниёнро лиллатулҷин ошкор.
Қудсиёнро бо русул биншонд низ,
Ҷумларо як шаб ба даъват хонд низ.
Даъвати ҳайвон чу кард ӯ ошкор,
Шоҳидаш бузғола буду сусмор.
Доъии бутҳои олам буд ҳам,
Сарнагун гаштанд пешаш лоҷарам.



Доъии заррот буд он покзот,
Дар кафаш тасбеҳ, з- он кардӣ ҳасот,
З- анбиё ин иззу ин рифъат кӣ ёфт,
Даъваташро ҳеч уммат сар натофт.
Нури ӯ чун асли мавҷудот буд,
Зоти ӯ чун мӯътии ҳар зот буд.
Воҷиб омад даъвати ҳар ду ҷаҳон- ш
Даъвати зарроти пайдову ниҳон- ш
Ҷузву кул(л) чун уммати ӯ омаданд,
Хӯшачини ҳиммати ӯ омаданд.
Рӯзи ҳашр аз баҳри муште беамал
«Умматӣ » ӯ гӯяду бас з- ин қибал.
Ҳақ барои ҷони он шамъи ҳудо
Мефиристад уммати ӯро фидо.
Дар ҳама коре чу буд ӯ устод,
Хост з- ӯ онро, ки коре уфтод.
Гарчи ӯ ҳаргиз ба чизе нангарист,
Баҳри ҳар чизаш ҳамебояд гирист.
Дар паноҳи ӯст мавҷуде, ки ҳаст,
Дар ризои ӯст мақсуде, ки ҳаст.
Пири олам ӯст дар ҳар растае,
Ҳар- ч аз ӯ бигзашт ходим дастае.
Он чи аз хосияти ӯ буду бас,
Он куҷо дар хоб бинад ҳеч кас.
Хешро кул(л) диду кул(л) ро хеш дид,
Хамчунон, к- аз пас бидид, аз пеш дид.
Хатм карда Ҳақ набувватро бар ӯ,
Меъҷару хулқу футувватро бар ӯ.
Даъваташ фармуд баҳри хосу ом,
Неъмати худро бар ӯ карда тамом.
Кофиронро дода мӯҳлат дар уқоб,
Нофиристода ба аҳди ӯ азоб.
Ҳар баниро дар паноҳи ҳашматаш
Зиндагӣ дода зи баҳри умматаш.



Карда дар шаб сӯйи меъроҷаш равон,
Сирри кул(л) бо ӯ ниҳода дар миён.
Буда аз иззу шараф зулқиблатайн,
Зиллӣ бӣ зиллии ӯ дар хофақайн.
Ҳам зи Ҳақ беҳтар китобе ёфта,
Ҳам зи кул(л) кул(л) бе ҳисобе ёфта.
Уммаҳоти мӯъминин азвоҷи ӯ,
Эҳтироми мурсалин меъроҷи ӯ.
Анбиёяш пасраванд, ӯ пешво,
Олимони умматаш чун анбиё.
Кирдгораш аз барои эҳтиром,
Бурда дар «Таврот»- у дар «Инҷил» ном.
Санг аз вай қадру рифъат ёфта,
Пас Яминуллоҳ хилъат ёфта.
Қибла гашта хоки ӯ аз ҳурматаш,
Масхи мансух омада дар умматаш.
Баъси ӯ шуд сарнагунии бутон,
Уммати ӯ беҳтарини умматон.
Карда чоҳи хушкро дар хушксол
Қатраи оби даҳонаш пурзулол.
Моҳ аз ангушти ӯ бишкофта,
Меҳр дар фармони вай бас тофта.
Дар миёни китфи ӯ хуршедвор
Дошта мӯҳри набувват ошкор.
Хаста дар Хайрулбилод ӯ раҳнамун
«Ва ҳу хайрулхалқ фӣ хайрилқурун».
Каъба з- ӯ ташрифи байтуллоҳ ёфт,
Гашт эмин, ҳар кӣ дар вай роҳ ёфт.
Ҷабрайил аз дасти вай шуд хирқадор,
Дар либоси ҷубба з- он шуд ошкор.
Хок дар аҳдаш қавитар чиз ёфт,
Масҷиде ҳам гашту Туре низ ёфт.
Сирри як- як зарра чун будаш аён,
Уммӣ омад, к- ӯ зи дафтар бармахон.

Чун зафони Ҳақ зафони ӯст бас,
Беҳтарин аҳде замони ӯст бас.
Рӯзи маҳшар маҳв гардад сар ба сар,
Ҷуз зафони ӯ зафонҳои дигар.
То дами охир, ки бармегашт ҳол,
Шавқ кард аз ҳазрати иззат суол.
Чун дилаш бехуд шудӣ дар баҳри роз,
Ҷӯши ӯ майле бирафтӣ дар намоз.
Чун дили ӯ буд дарёи шигарф,
Ҷӯши бисёре занад дарёи жарф.
Дар шудан гуфтӣ:- «Ариҳно, ё Билол»,
То бурун оям аз ин зиқи хаёл.
Боз дар боз омадан ошуфта ӯ,
«Куллиминӣ ё ҳумайро» гуфта ӯ.
З- он шудомад чун биёндешад хирад,
Менадонам, то барад як ҷон зи сад.
Ақлро дар хилвати ӯ роҳ нест,
Илм низ аз вақти ӯ огоҳ нест.
Чун ба хилват ҷашн созад бо Халил,
Пар бисӯзад, дарнагунҷад Ҷабрайил.
Чун бувад симурғи ҷонаш ошкор,
Мӯсӣ аз даҳшат шавад мусичавор.
Рафт Мӯсо бар бисоти он ҷаноб,
«Халъи наълайн» омадаш аз Ҳақ хитоб.
Чун ба наздикӣ шуд аз наълайн дур,
Гашт дар водӣ- л- муқаддас ғарқи нур.
Боз дар меъроҷи шамъи зулҷалол,
Мешунуд овози наълайни Билол.
Мӯсии Имрон агарчи буд шоҳ,
Ҳам набуд он ҷош бо наълайн роҳ.
Ин иноят бин, ки баҳри ҷоҳи ӯ,
Кард Ҳақ бо чокари даргоҳи ӯ.
Чокарашро кард марди кӯйи хеш,
Дод бо наълайн роҳаш сӯйи хеш,



Мӯсии Имрон чу он рутбат бидид,
Чокари ӯро чунон қурбат бидид,
Гуфт:- Ё раб, з- уммати ӯ кун маро,
Дар туфайли ҳиммати ӯ кун маро.
Гарчи Мӯсо хост ин ҳоҷат мудом,
Лек Исо ёфт ин олӣ мақом.
Лоҷарам чун тарки ин хилват кунад,
Халқро бар дини ӯ даъват кунад.
Бар замин ояд зи чорум осмон,
Рӯй бар хокаш ниҳад, ҷон бар миён.
Ҳиндуи ӯ шуд Масеҳи номдор,
3- он Мубашшир ном кардаш Кирдгор.
Гар касе гӯяд касе мебоядӣ,
К- ӯ чу рафтӣ з- он ҷаҳон боз омадӣ.
Баркушодӣ мушкили мо як ба як,
То намондӣ дар дили мо ҳеч шак.
Боз н- омад кас зи пайдову ниҳон,
Дар ду олам ҷуз Муҳамммад з- он ҷаҳон.
Он чи он ҷо ӯ ба биноӣ расид,
Кай касе он ҷо ба доноӣ расид?!
Ӯ чу султону туфайли ӯ ҳама,
Ӯст дойим шоҳу хайли ӯ ҳама.
Чун «лиамрук» тоҷ омад бар сараш,
Кӯҳ ҳолӣ хоки раҳ шуд бар дараш.
Чун ҷаҳон аз мойи ӯ пурмушк шуд,
Баҳрро аз ташнагӣ лаб хушк шуд.
Кист, к- ӯ на ташнаи дидори ӯст,
То ба чӯбу санг гарқи кори ӯст!
Чун ба минбар баршуд он дарёи нур,
Нолаи ҳаннона мешуд дури дур.
Осмони бесутун пурнур шуд
В- он сутун аз фурқаташ ранҷур шуд.
Васфи ӯ дар гуфт чун ояд маро,
Чун арақ аз шарм хун ояд маро.

Ӯ фасеҳи оламу ман лоли ӯ,
Кай тавонам дод шарҳи ҳоли ӯ!
Васфи ӯ кай лойиқи ин нокас аст,
Восифи ӯ холиқи олам бас аст.
Ай, ҷаҳони нозанин худ хоки ту,
Сад ҷаҳон ҷон хоки ҷони поки ту.
Анбиё дар васфи ту ҳайрон шуданд,
Сиршиносон низ саргардон шуданд.
Ай, туфайли хандаи ту Офтоб,
Гиряи ту корфармои саҳоб.
Ҳар ду гетӣ гарди хоки пойи туст,
Дар гилеме хуфтаӣ, чӣ ҷойи туст?!
Сар баровар аз гилемат, ай карим,
Пас фурӯ кун пой бар қадри гилем.
Маҳв шуд шаръи ҳама дар шаръи ту,
Асли ҷумла кам бувад дар фаръи ту.
То абад шаръи туву аҳкоми туст,
Ҳамбари номи илоҳӣ номи туст.
Ҳар кӣ буд аз анбиёву аз русул,
Ҷумла бо дини ту оянд аз субул.
Чун наёмад беш пеш аз ту касе,
Аз пасӣ ту низ н- ояд бе шаке.
Ҳам пасу ҳам пеш аз олам туӣ,
Собиқу охир ба як ҷо ҳам туӣ.
Не касе дар гарди ту ҳаргиз расад,
Не касеро низ чандин из расад.

## ИСТИШФОЪИ РАСУЛ

Хоҷагии ҳар ду олам то абад
Карда вақфи Аҳмади мурсал аҳад.
Ё расулуллоҳ, бас дармондаам,
Бод дар каф, хок бар сар мондаам.



Бекасонро кас туӣ дар ҳар нафас,
Ман надорам дар ду олам ҷуз ту кас.
Як назар сӯйи мани ғамхора кун,
Чораи кори мани бечора кун.
Гарчи зоеъ кардаам умр аз гуноҳ,
Тавба кардам, узри ман аз Ҳақ бихоҳ.
Гар зи «ло таъман» бувад тарсе маро,
Ҳаст аз «ло тайъасу» дарсе маро.
Рӯзу шаб биншаста дар сад мотамам,
То шафоъатхоҳ бошӣ як дамам.
Аз дари ту гар шафоъат даррасад,
Маъсиятро меҳри тоъат даррасад.
Ай шафоъатхоҳи муште тирарӯз,
Лутф кун, шамъи шафоъат барфурӯз,
То чу парвона миёни ҷамъи ту
Парзанон оям ба пеши шамъи ту.
Ҳар кӣ шамъи ту бубинад ошкор,
Ҷон ба табъи дил диҳад парвонавор.
Дидаи ҷонро бақои ту бас аст,
Ҳар ду оламро ризои ту бас аст.
Доруи дарди дили ман меҳри туст,
Нури ҷонам Офтоби чеҳри туст.
Бар дарат ҷон, бар миён дорад камар,
Гавҳари теғи зафони ман нигар.
Ҳар гуҳар, к- он аз зафон афшондаам
Дар раҳат, аз қаъри ҷон афшондаам.
З- он шудам аз баҳри ҷон гавҳарфишон,
К- аз ту баҳри ҷони ман дорад нишон.
То нишоне ёфт ҷони ман зи ту,
Бенишонӣ шуд нишони ман зи ту.
Ҳоҷатам он аст, ай олигуҳар,
К- аз сари фазле кунӣ бар ман назар.
З- он назар дар бенишонӣ дориям,
Бенишони ҷовидонӣ дориям.

3- ин ҳама пиндору ширку турраҳот
Пок гардонӣ маро, ай покзот!
Аз гунаҳ рӯям нагардонӣ сиёҳ,
Ҳаққи ҳамномии ман дорӣ нигоҳ.
Тифли роҳи ту манам, ғарқа шуда,
Гирди ман оби сияҳ халқа шуда.
Чашми он дорам, к- аз ин оби сиёҳ
Дасти ман гириву боз орӣ ба роҳ!

## ҲИКОЯТ

Модареро тифл дар об уфтод,
Ҷони модар дар табу тоб уфтод.
Дар таҳайюр тифл мезад дасту по,
Об бурдаш то ба нови осиё.
Об аз бас рафт, он тифли азиз
Бар сари он об аз пас рафт низ.
Хост шуд дар нов, модар, к- он бидид
Шуд сӯйи дарзоб, ҳоле баркашид,
Модараш барҷасту ӯро баргирифт,
Шир додаш ҳоливу дар бар гирифт.
Ай зи шафқат дода меҳри модарон,
Ҳаст ин ғарқобро нове гарон.
Чун дар он гирдоби ҳайрат уфтам,
Пеши нови оби ҳасрат уфтам.
Монда саргардон чу он тифлам дар об,
Дасту пойе мезанам аз изтироб.
Як нафас, ай мушфиқи тифлони роҳ,
Аз карам дар ғарқаи худ кун нигоҳ.
Ҳон, бубин ин заҳмати ғарқоби мо,
Раҳмате кун бар дили пуртоби мо.
Шир деҳ моро зи пистони карам,
Бармагир аз пеши мо хони карам.



Айварои васфу идрок омада,
Аз сифоти восифон пок омада.
Норасида даст дар фитроки ту,
Лоҷарам ҳастем хоки хоки ту.
Хоки ту борони поки ту шуданд,
Аҳли олам хоки хоки ту шуданд.
Ҳар кӣ хокӣ нест ёрони туро,
Душман аст ӯ дӯстдорони туро.
Аввалаш Бӯбакру охир Муртазо,
Чор рукни каъбаи сидқу сафо.
Он яке дар сидқ ҳамрозу вазир
В- он дигар дар адл Хуршеди мунир.
Он яке дарёи озарму ҳаё
В-ин дигар шоҳи улулилму сахо.

## ДАР МАНОҚИБИ ХАЛИФАИ АВВАЛӢ АМИРУЛМӮЪМИНИН АБӮБАКР АС- СИДДИҚ (р)

Хоҷаи аввал, ки аввалёри ӯст,
«Сони иснайн изҳумо фи- л- ғор»- и ӯст.
Садри дин, сиддиқи акбар, кутби Ҳақ,
Дар ҳама чиз аз ҳама бурда сабақ.
Ҳар чи Ҳақ аз боргоҳи кибриё
Рехт дар садри шарифи Мустафо,
Он ҳама дар синаи Сиддиқ рехт,
Лоҷарам то буд, аз ӯ таҳқиқ рехт.
Чун ду оламро ба як дам даркашид,
Лаб бубаст аз сангу хуш дам даркашид,
Сар фурӯ бурдӣ ҳама шаб то ба рӯз,
Ними шаб ҳуе баровардӣ ба сӯз.
Ҳуи ӯ то Чин бирафтӣ мушкбор,
Мушк кардӣ хуни оҳуи татор.

3- он сабаб гуфт Офтоби шаръу дин,
Илм бояд ҷӯст аз ин ҷо то ба Чин.
Санг аз он будӣ ба ҳикмат дар даҳон- ш.
То ба сангу ҳанг «ҳу» гӯяд зафон- ш.
Не, ки сангаш бар зафон бигрифт роҳ,
То нагӯяд ҳеч номе ҷуз Илоҳ.
Санг бояд, то падид орад виқор,
Мардуми бе санг кай ояд ба кор.
Чун Умар мӯйе бидид аз қадри ӯ,
Гуфт:- Кош он мӯяме бар садри ӯ.
Чун ту кардӣ сони иснайнаш қабул,
Сони иснайн ӯ бувад баъд аз расул.

## ДАР МУНОҚИБИ ХАЛИФАИ СОНИ АМИРУЛМӮЪМИНИН УМАР (р)

Хоҷаи шаръ, Офтоби ҷамъи дин,
Зилли Ҳақ, Форуқи аъзам, шамъи дин.
Хатм карда адлу инсофаш ба Ҳақ,
Дар фаросат бурда аз мардон сабақ.
Он ки Ҳақ «Тоҳо» бар ӯ хонд аз нахуст,
То мутаҳҳар шуд зи «Тоҳо»- ву дуруст.
Ҳойи «Тоҳо» дар дили ӯ ҳою ҳуст,
Фаррух он, к- аз ҳою ҳу дар ҳою ҳуст.
Он ки дорад бар Сирот аввал гузар,
Ҳаст ӯ аз қавли пайғамбар Умар.
Он ки аввал хилъат аз доруссалом
Ӯ ба даст орад, зиҳӣ олӣ мақом.
Чун нахусташ Ҳақ ниҳад дар даст даст,
Охираш бо худ барад он ҷо, ки ҳаст.
Кори дин аз адли ӯ анҷом ёфт,
Нили Миср аз зилзила ором ёфт.
Шамъи ҷаннат буду андар ҳеч ҷамъ,
Ҳеч касро сояе набвад зи шамъ.



Шамъро чун соя набвад зи нур,
Чун гурехт аз сояи ӯ дев дур.
Чун сухан гуфтӣ ҳақиқат бар зафон- ш,
Аз зари қалбе ҷудо гаштӣ аён- ш.
Гаҳ зи дарди ишқ ҷон месӯхтӣ,
Гаҳ зи нутқи Ҳақ зафон месӯхтӣ.
Чун Набӣ медид, к- ӯ месӯхт зор,
Гуфт:- Шамъи ҷаннат аст ӯ ошкор.

## ДАР МАНОҚИБИ ХАЛИФАИ СЕВУМ АМИРУЛМӮЪМИНИН УСМОН (р)

Хоҷаи суннат, ки нури мутлақ аст,
Бал худованди ду нури барҳақ аст.
Он ки ғарқи баҳри ирфон омадаст,
Садри дин, Усмони Аффон омадаст.
Рафъате, к- ин рояти имон гирифт,
Аз амиралмӯъминин Усмон гирифт.
Равнақе, к- ин арсаи кавнайн ёфт,
Аз дили пурнури зуннурайн ёфт.
Юсуфи сони ба қавли Мустафо,
Баҳри тақвою ҳаё, кони вафо.
Кори зилқурбе ба ҷон пардохта,
Ҷони худ дар кори эшон бохта.
Сар буридандаш, ки то биншаста буд,
Аз чи пайваста зи ғам пайваста буд.
Ҳам ҳидоят дар ҷаҳону ҳам ҳунар,
Умматаш дар аҳди ӯ шуд бештар.
Ҳам ба адли ӯ шуд имон мунташир,
Ҳам зи ҳукмаш гашт «Қуръон» мунташир.
Сайиди содот гуфтӣ:- Бар фалак
Шарм дорад дойим аз Усмон малак.
Ҳам паямбар гуфт:- Дар кашфи ҳиҷоб
Ҳақ нахоҳад кард бо Усмон ҳисоб.

Чун набуд ӯ, то кунад байъат қабул,
Буд ба ҷойи дасти ӯ дасти расул.
Ҳозире гуфто, ки ман барсудаме,
Гарчи зуннурайни ғойиб будам.
Гуфт ӯро меҳтари дунёву дин.
Ҳар чи бикнад, нест бимаш баъд аз ин.

## ДАР МАНОҚИБИ АМИРУЛМӮЪМИН АЛӢ ИБНИ АБИТОЛИБ (р)

Хоҷаи Ҳақ, пешвои ростин,
Кӯҳи ҳилму боби илму қутби дин.
Соқии Кавсар, имоми раҳнамо,
Ибни амми Мустафо, Шери Худо.
Муртазои Муҷтабо, ҷуфти Батул,
Хоҷаи маъсуму домоди расул.
Дар баёни раҳнамунӣ омада,
Соҳибасрори «салунӣ » омада.
Муқтадои дин ба истеҳқоқ ӯст,
Муфтии мутлақ илалитлоқ ӯст.
Чун Алӣ аз ғайбҳои Ҳақ якест,
Ақлро дар пеши ӯ худ кай шакест.
Ҳам зи «ақзокум ало» ҷон огаҳ аст,
Ҳам «ало мамсус фӣ зотиллаҳ» аст.
Аз дами Исо чу мурда зинда хост,
Ӯ ба дам дасти бурида кард рост.
Гашта андар Каъба он соҳибқабул,
Бутшикан бар пуштии дӯши расул.
Дар замираш буд макнуноти ғайб,
З- он баровардӣ яди байзо зи ҷайб
Гар яди байзо набудаш ошкор,
Кай гирифтӣ зулфиқор он ҷо қарор!
Гоҳ дар ҷӯш омадӣ аз кори хеш,
Гаҳ фурӯ гуфтӣ ба чоҳ асрори хеш.



Дар ҳама офоқ ҳамдам менаёфт,
Дар дарун мегашту маҳрам менаёфт.

## ДАР ЗАММИ ТАЪАССУБ

Ай гирифтори таъассуб мондае,
Дойиман дар буғзу дар ҳуб мондае.
Гар ту лоф аз ҳушу аз луб мезанӣ,
Пас чаро дам аз таъассуб мезанӣ.
Дар хилофат нест майл, ай бехабар,
Майл кай ояд зи Бӯбакру Умар.
Майл агар будӣ дар он ду муқтадо,
Ҳар ду кардандӣ писарро пешво.
Ҳар ду гар бурданд Ҳақ аз ҳақварон,
Манъ воҷиб омадӣ бар дигарон.
Манъро чун нопадидор омаданд,
Тарки воҷибро раводор омаданд.
Гар намеояд касе дар манъи ёр,
Ҷумларо такзиб кун бо ихтиёр.
В- ар кунӣ такзиби асҳоби расул,
Қавли пайғамбар накардастӣ қабул.
Гуфт:- Ҳар ёрем наҷме рӯшан аст,
Беҳтарини қарнҳо қарни ман аст.
Беҳтарини халқ ёрони мананд,
Ақрабову дӯстдорони мананд.
Беҳтарин чун назди ту бошад батар,
Кай тавон гуфтан туро соҳибназар?
Кай раво дорӣ, ки асҳоби расул
Марди ноҳақро кунанд аз ҷон қабул,
Ё нишонандаш ба ҷойи Мустафо?
Аз саҳоба нест ин ботил раво?
Ихтиёри ҷумлашон гар нест рост,
Ихтиёри ҷамъи «Қуръон» пас хатост.

Балки ҳар- ч асҳоби пайғамбар кунанд,
Ҳақ кунанду лойиқу дарх(в)ар кунанд.
Он ки кор ӯ ҷуз ба Ҳақ як дам накард,
То ба зону банди уштур кам накард.
Ӯ чу чандине даровезад ба кор,
Ҳақ зи ҳақвар кай барад ин, занн мадор!
Майл дар Сиддиқ агар ҷойиз будӣ,
Дар ақилунӣ » куҷо ҳаргиз будӣ.
Дар Умар гар майл будӣ заррае,
Кай писар куштӣ ба захми даррае.
Дойиман Сиддиқ марди роҳ буд,
Фориғ аз кул(л), лозими даргоҳ буд.
Молу нафқа карду ҷон бар сар нисор,
Зулм накнад инчунин кас, шарм дор!
Пок аз қирши ривоят буд ӯ,
3- он ки дар мағзи дироят буд ӯ.
Он кӣ бар минбар адаб дорад нигоҳ,
Хоҷаро наншонад ӯ бар ҷойгоҳ.
Чун бубинад он ҳама аз пешу пас,
Ноҳақ ӯро кай тавонад гуфт кас!
Боз Форуқе, ки адлаш буд кор,
Гоҳ мезад хишту гаҳ меканд хор.
Банди ҳезумро ба худ бардоштӣ,
Бо дирам нӯҳ шаҳрро бигзоштӣ.
Буд ҳар рӯзе дар ин ҳабсӣ нафас,
Ҳафт луқма нон таъоми ӯву бас.
Сирка будӣ бо намак бар хони ӯ,
На зи байтулмол будӣ нони ӯ.
Рег будӣ, гар бихуфтӣ, бистараш,
Дурра болиш буд дар зери сараш.
Баргирифтӣ ҳамчу сақко мушки об,
Бевазанро об бурдӣ вақти хоб.
Шаб бирафтӣ, дил зи худ бардоштӣ,
Ҷумлаи шаб посӣ лашкар доштӣ.



Бо Ҳузайфа гуфт:- Ай соҳибназар,
Ҳеч мебинӣ нифоқе дар Умар.
К- он касе, к- ӯ айби ман дар рӯйи ман
Майл накнад, тӯҳфа орад сӯйи ман.
Гар хилофат бар хато медошт ӯ,
Ҳафда(ҳ) ман далқе чаро медошт ӯ!
Чун на ҷома даст додаш, на гилем,
Бар мураққаъ дӯхтӣ пора адим.
Он ки з- ин сон шоҳии хайле кунад,
Нест мумкин, к- ӯ ба кас майле кунад.
Он ки гоҳе хишту гоҳе гил кашад,
Ин ҳама сахтӣ на бар ботил кашад.
Гар хилофат аз ҳаво мерондӣ,
Хешро бар салтанат биншондӣ!
Шаҳрҳои мункирон ҳангоми ӯ,
Шуд тиҳӣ аз куфр дар айёми ӯ.
Гар таъассуб мекунӣ аз баҳри он,
Нест инсофат, бимир аз қаҳри он.
Ӯ намурд аз заҳру ту аз қаҳри ӯ,
Чанд мирӣ, гар нахурдӣ заҳри ӯ.
Ҳин, макун, ай ҷоҳили ҳақношинос,
Аз хилофат хоҷагии худ қиёс.
Бар ту гар ин хоҷагӣ ояд басар,
З- ин ғамат сад оташ афтад дар ҷигар.
Гар касе з- эшон хилофат бистадӣ,
Ӯҳдаи сад гуна офат бистадӣ.
Нест осон то ки ҷон дар тан бувад,
Ӯҳдаи халқе, ки дар гардан бувад!

## МУКОЛАМАИ УМАР БО УВАЙС

Чун Умар пеши Увайс омад ба ҷӯш,
Гуфт:- Афкандам хилофат дар фурӯш.

Ин хилофат, гар харидоре бувад,
Мефурӯшам, гар ба диноре бувад!
Чун Увайс ин ҳарф бишнид аз Умар,
Гуфт:- Ту бигзору фориғ даргузар.
Ту бияфкан, ҳар кӣ мехоҳад зи роҳ
Бор баргирад, шавад то пешгоҳ.
Чун хилофат хост афкандан амир,
Он замон бархост аз ёрон нафир.
Ҷумла гуфтандаш:- Макун, ай пешво,
Халқро саргашта аз баҳри Худо.
Ӯҳда андар гарданат Сиддиқ кард,
Он на бар амё, ки бар таҳқиқ кард.
Гар ту мепечӣ сар аз фармони ӯ,
Ин замон аз ту биранҷад ҷони ӯ.
Чун шунид ин ҳуҷҷати муҳкам Умар,
Кори ин ҳуҷҷат бар ӯ шуд сахттар.

## ЛУТФИ АМИРУЛМӮЪМИНИН АЛӢ (Р) ДАР БОРАИ ҚОТИЛ

Чун- к он бадбахт охир аз қазо
Ногаҳон он захм зад бар Муртазо.
Муртазоро шарбате карданд рост,
Муртазо гуфто, ки хунрезам куҷост?
Шарбат ӯро деҳ нахуст, он гаҳ маро,
З- он ки ӯ хоҳад будан ҳамраҳ маро.
Шарбаташ бурданд, гуфто:- Аз чи қаҳр
Ҳайдар ин ҷо хоҳадам куштан ба заҳр!
Муртазо гуфто:- Ба ҳаққи Кирдгор,
Гар бихурдӣ шарбатам он нобакор,
Ман ҳаме нанҳодаме бе ӯ ба ҳам,
Пеши Ҳақ дар ҷаннатулмаъво қадам.
Муртазоро чун бикушт он марди зишт,
Муртазо бе ӯ намешуд дар биҳишт.



Бар адӯ чун шафқаташ чандин бувад,
Бо чу Сиддиқеш ҳаргиз кин бувад?!
Он киро чандин ғами душман бувад,
Бо атиқаш душмане чун зан бувад.
То ҷаҳон бошад, наёрад Кирдгор
Чун Алӣ Сиддиқро як дӯстдор.
Чанд гӯйӣ Муртазо мазлум буд
В- аз хилофат рондан маҳрум буд.
Чун Алӣ Шери Ҳақ асту тоҷи сар,
Зулм натвон кард бар Шер, ай писар!

## РОЗ ГУФТАНИ АЛӢ АЛАЙҲИССАЛОМ БО ЧОҲ ВА ХУН ШУДАНИ ОБИ ОН

Мустафо ҷойе фуруд омад ба роҳ,
Гуфт:- Об оред лашкарро зи чоҳ
Рафт марде, боз омад пуршитоб,
Гуфт:- Пурхун аст чоҳу нест об.
Гуфт:- Пиндорам зи дарди кори хеш
Муртазо дар чоҳ гуфт асрори хеш.
Чоҳ чун бишнуд он, тобаш набуд,
Лоҷарам пурхун шуду обаш набуд.
Он ки дар ҷонаш чунин шӯре бувад,
Дар дилаш кай кинаи мӯре бувад?!

## ҲИКОЯТ

З- ӯ яке пурсид, к- ай соҳибқабул,
Ту чӣ мегӯйӣ зи ёрони расул?
Гуфт:- Ман аз Ҳақ намеоям ба сар,
Кай тавонам дод аз ёрон хабар.
Гарна дар Ҳақ ҷону дил гум дораме,
Як нафас парвои мардум дораме.

Он на ман будам, ки дар саҷдагаҳе
Хор дар чашмам шикаст андар раҳе.
Бар заминам хун равон шуд аз басар,
Ман зи хуни хеш будам бехабар.
Он ки ӯро инчунин дарде бувад,
Кай талабгори зану марде бувад.
Чун набудам то ки будам худшинос,
Дигареро кай шиносам аз қиёс!
Ту дар ин раҳ не худоӣ, не расул,
Даст кӯтаҳ кун аз ин радду қабул.
Аз таваллову табарро пок шав,
Ту кафи хокӣ, дар ин раҳ хок шав,
Чун кафи хокӣ, сухан аз хок гӯй,
Ҷумларо покиза дону пок гӯй!

## ШАФОЪАТИ ПАЙҒАМБАР АЗ УММАТ

Сайиди олам бихост аз Кирдгор,
Гуфт:- Кори умматам бо ман гузор.
То наёбад иттилоъе ҳеч кас,
Бар гуноҳи уммати ман як нафас.
Ҳақ таъоло гуфт:- Ай садри кибор,
Гар бубинӣ он гуноҳи бешумор,
Ту наёрӣ тоби он, ҳайрон шавӣ,
Шарм дорӣ в- аз миён пинҳон шавӣ.
Ойиша, к- ӯ буд ҳамчун ҷон туро,
Сер шуд з- ӯ дил ба як бӯҳтон туро.
Ту шунидӣ аз касе аҳли маҷоз,
Пас ба ҷойи худ фиристодиш боз.
Чун бигаштӣ аз гиромитар касе,
Пургунаҳ ҳастанд дар уммат басе.
Ту наёрӣ тоби чандоне гуноҳ,
Уммати худро раҳо кун бо Илоҳ.



Гар ту мехоҳӣ, ки касро дар ҷаҳон
Аз гуноҳи умматат набвад нишон.
Кори уммат чун на кори Мустафост,
Кай шавад ин кор аз ҳукми ту рост?
Ҳон, макун ҳукму зафон кӯтоҳ кун,
Бе таъассуб бошу азми роҳ кун.
Он чи эшон кардаанд, он пеш гир,
Дар саломат рав, тариқи хеш гир.
Ё қадам дар сидқ неҳ сиддиқвор,
Ё на, чун Форуқ кун адл ихтиёр.
Ё чу Усмон пурҳаёву ҳилм бош,
Ё чу Ҳайдар баҳри ҷуду илм бош.
Ё мазан дам, панди ман бипзиру рав,
Пой бардору сари худ гиру рав.
Ту на марди сидқу илму Ҳайдарӣ,
Марди нафсӣ, ҳар замон кофиртарӣ.
Нафси кофирро бикуш, мӯъмин бибош,
Чун бикуштӣ нафсро, эмин бибош.
Дар таъассуб ин фузулӣ мекунӣ,
Аз сари худ ин расулӣ мекунӣ.
Нест дар шаръат сухан танҳо қабул,
Чӣ сухан гӯйӣ зи ёрони расул?
Нест дар ман ин фузулӣ, ай Илоҳ,
Аз таъассуб дор пайвастам нигоҳ.
Пок гардон аз таъассуб ҷони ман,
Гӯ, мабош ин қисса дар девони ман.

## ОҒОЗИ ДОСТОН
## МАҚОЛАИ АВВАЛ ДАР ХИТОБ БО ҲУДҲУД

Марҳабо, ай Ҳудҳуди ҳодишуда,
Дар ҳақиқат пайки ҳар водӣ шуда.
Ай ба сарҳадди Сабо сайри ту хуш,
Бо Сулаймон «Мантиқ-ут-тайр»-и ту хуш.

Соҳиби сирри Сулаймон омадӣ,
Аз тахофур тоҷвар з- он омадӣ.
Девро дар банду зиндон боз дор,
То Сулаймонро ту бошӣ роздор.
Девро вақте, ки дар зиндон кунӣ,
Бо Сулаймон қасди Шодурвон кунӣ.

## ХИТОБ БО МУСИЧА

Чаҳчаҳ, ай мусичаи Мӯсосифат,
Хезу мусиқор зан дар маърифат.
Кард аз ҷон марди мусиқишинос
Лаҳни мусиқии хилъатро сипос.
Ҳамчу Мӯсо дидаӣ оташ зи дур,
Лоҷарам мусичаӣ дар кӯҳи Тур.
Ҳам зи Фиръавни баҳиме дур шав,
Ҳам ба миқот ову мурғи Тур шав.
Пас каломи безафону бехурӯш
Фаҳм кун бе ақлу бишнав на зи гӯш.

## ХИТОБ БО ТӮТӢ

Марҳабо, ай тӯтии тӯбонишин,
Пӯшишат ҳулла- сту тавқат оташин.
Тавқи оташ аз барои дӯзах аст,
Хуш тавонад кард дар оташ нишаст.
Сар бизан Намрудро ҳамчун қалам,
Чун Халилуллаҳ дар оташ неҳ қадам.
Чун шудӣ аз ваҳшати Намруд пок,
Ҳулла пӯш, аз оташин тавқат чӣ бок?



## ХИТОБ БО КАБК

Хаха, ай кабки хиромон, дархиром,
Хуш- хуше аз кӯҳи ирфон дархиром.
Қаҳқаҳе дар шеваи ин роҳ зан,
Ҳалқа бар сандони Доруллоҳ зан.
Кӯҳи худ дарҳам гузор аз фоқае,
То бурун ояд зи кӯҳат ноқае.
Чун мусаллам ноқае ёбӣ ҷавон,
Ҷӯйи ширу ангубин бинӣ равон.
Ноқа мерон, гар масолеҳ оядат,
Худ ба истиқбол Солеҳ оядат.

## ХИТОБ БО БОЗ

Марҳабо, ай тунгбози тангчашм,
Чанд хоҳӣ буд тунду тезхашм!
Номаи ишқи азал бар пой банд,
То абад он номаро макшой банд.
Ақли модарзод кун бо дил бадал,
То яке бинӣ абадро бо азал.
Чорчӯби табъ бишкан мардвор,
Дар даруни ғори ваҳдат кун қарор.
Чун ба ғор- андар қарор ояд туро,
Садри олам ёри ғор ояд туро.

## ХИТОБ БО ДУРОҶ

Хаха, ай дурроҷи меъроҷи аласт,
Дида бар фарқи бале тоҷи аласт.
Чун аласти ишқ бишнудӣ ба ҷон,
Аз балеи нафс безорӣ ситон.

Чун балеи нафс гирдоби балост,
Кай шавад кори ту бе гирдоб рост!
Нафсро ҳамчун хари Исо бисӯз,
Пас чу Исо ҷон ба ҷонон барфурӯз.
Хар бисӯзу мурғи ҷонро кор соз,
То туро Рӯҳаллаҳ ояд пешвоз!

## ХИТОБ БО АНДАЛЕБ

Марҳабо, ай андалеби боғи ишқ,
Нолае кун хуш зи дарду доғи ишқ.
Хуш бинол аз дарди дил додорвор,
То кунандат ҳар нафас сад ҷон нисор.
Ҳалқи довудӣ ба маънӣ баркушой,
Халқро аз лаҳни ҳалқат раҳ намой.
Чанд пайвандӣ зи раҳ бар нафси шум,
Ҳамчу Довуд оҳани худ кун чу мум,
Гар шавад ин оҳанат чун мум нарм,
Ту шавӣ дар ишқ чун Довуд гарм.

## ХИТОБ БО ТОВУС

Хаха, ай товуси боғи ҳаштдар,
Сӯхтӣ аз захм мори ҳафтсар.
Сӯҳбати ин мор дар хунат фиканд,
Аз биҳишти адн берунат фиканд.
Баргирифта сидраву тӯбо зи роҳ,
Кардат аз садди табиъат дил сиёҳ.
То нагардонӣ ҳалок он морро,
Кай шавӣ шойиста ин асрорро!
Гар халосӣ бошадат з- ин мори зишт,
Одамат бо хеш гирад дар биҳишт.



## ХИТОБ БО ТАЗАРВ

Марҳабо, ай хуш тазарви дурбин,
Чашмаи дил ғарқи баҳри нур бин.
Ай, миёни чоҳи зулмат мондае,
Мубталои баҳси тӯҳмат мондае.
Хешро з- ин чоҳи зулмонӣ барор,
Сар зи авҷи арши раҳмонӣ барор.
Ҳамчу Юсуф бигзар аз зиндону чоҳ,
То шавӣ дар Мисри иззат подшоҳ.
Гар чунин мулке мусаллам оядат,
Юсуфи Сиддиқ ҳамдам оядат.

## ХИТОБ БО ҚУМРӢ

Хаха, ай қумрии дамсоз омада,
Шод рафта, тангдил боз омада.
Тангдил з- онӣ, ки дар хун мондаӣ,
Дар мазиқи ҳабси Зуннун мондаӣ.
Ай шуда саргаштаи моҳии нафс,
Чанд хоҳӣ дид бадхоҳии нафс.
Сар бикан он моҳии бадхоҳро,
То тавонӣ суд фарқи Моҳро.

## ХИТОБ БО ФОХТА

Марҳабо, ай фохта, бикшой лаҳн,
То гуҳар бар ту фишонад ҳафт саҳн.
Чун бувад тавқи вафо дар гарданат,
Зишт бошад бевафоӣ карданат.
Аз вуҷудат то бувад мӯйе ба ҷой,
Бевафоят хонам аз сар то ба пой.

Гар дароиву бурун ойӣ зи х(в)ад,
Сӯйи маънӣ роҳ ёбӣ аз хирад.
Чун хирад сӯйи маъонит оварад,
Хизр Оби зиндагонит оварад.

## ХИТОБ БО БОЗ

Хаха, ай бози ба парвоз омада,
Рафта саркаш, сарнагун боз омада.
Сар бикаш, чун сарнагуне мондаӣ,
Тан бидеҳ, чун ғарқи хуне мондаӣ.
Бастаи мардони дунё омадӣ,
Лоҷарам маҳҷури уқбо омадӣ.
Ҳам зи дунё, ҳам зи уқбо даргузар,
Пас кулоҳ аз сар бигиру дарнигар.
Чун бигардад аз ду гетӣ ройи ту,
Дасти Зулқарнайн ояд ҷойи ту.

## ХИТОБ БО ҲУМОЙ

Марҳабо, ай мурғи заррин, х(в)аш дар ой,
Гарм шав дар кору чун оташ дар ой.
Ҳар чи пешат ояд, аз гармӣ бисӯз,
3- офариниш чашми ҷоне кул (л) бидӯз.
Чун бисӯзӣ ҳар чи пеш ояд туро,
Нузли Ҳақ дар лаҳза беш ояд туро.
Чун дилат шуд вофиқи асрори Ҳақ,
Хештанро вақф кун дар кори Ҳақ.
Чун шудӣ дар кори Ҳақ мурғе тамом,
Ту намонӣ, Ҳақ бимонад, вассалом!



## МАҚОЛАИ СОНИЯ ДАР (2) СУХАНИ ҲУДҲУД БО МУРҒОН БАРОИ ТАЛАБИ СИМУРҒ

Маҷмаъе карданд мурғони ҷаҳон,
Он чи буданд ошкорову ниҳон.
Ҷумла гуфтанд: Ин замон дар рӯзгор,
Нест холӣ ҳеч шаҳр аз шаҳрёр.
Чун бувад, иқлими моро шоҳ нест?
Беш аз ин бе шоҳ будан роҳ нест!
Якдигарро шояд, ар ёрӣ кунем,
Подшоҳеро талабгорӣ кунем.
3- он ки бе кишвар бувад чун подшоҳ,
Назму тартибе намонад дар сипоҳ.
Пас ҳама бо ҷойгоҳе омаданд,
Сарбасар ҷӯёи шоҳе омаданд.
Ҳудҳуди ошуфтадил пуринтизор,
Дар миёни ҷамъ омад беқарор.
Ҳуллае буд аз тариқат дар бараш,
Афсаре буд аз ҳақиқат бар сараш.
Тезфаҳме буд, дар роҳ омада,
Аз баду аз нек огоҳ омада.
Гуфг:- Эй мурғон, манам бе ҳеч райб,
Ҳам бариди Ҳазрату ҳам пайки ғайб.
Ҳам зи Ҳазрат ман хабардор омадам,
Ҳам зи фитрат соҳибасрор омадам.
Он кӣ «бисмиллоҳ» дар минқор ёфт,
Дур набвад, гар басе асрор ёфт.
Мегузорам дар ғами худ рӯзгор,
Ҳеч касро нест бо ман ҳеч кор.
Чун ман озодам зи халқон лоҷарам,
Халқ озоданд аз ман низ ҳам.
Чун манам машғули дарди подшоҳ,
Ҳаргизам дарде набошад аз сипоҳ.

Обпаймоям зи ваҳми хештан,
Розҳо дорам басе з- ин беш ман.
Бо Сулаймон дар сухан пеш омадам,
Лоҷарам аз хайли ӯ беш омадам.
Ҳар кӣ ғоиб шуд зи мулкаш, ай аҷаб,
Ӯ напурсиду накард ӯро талаб.
Ман чу ғойиб гаштам аз вай як замон,
Кард ҳар ҷониб талабгоре равон.
З- он ки менашнид аз ман як нафас,
Ҳудҳудеро то абад ин қадр бас.
Номаи ӯ бурдаму боз омадам,
Пеши ӯ дар парда ҳамроз омадам.
Ҳар кӣ ӯ матлуби пайғамбар бувад,
Зебадаш, бар фарқ агар афсар бувад.
Ҳар кӣ мазкури Худо омад ба хайр,
Кай расад дар гарди сайраш ҳеч тайр.
Солҳо дар баҳру бар мегаштаам,
Пой андар раҳ, ба сар мегаштаам.
Водию кӯҳу биёбон рафтаам,
Оламе дар аҳди тӯфон рафтаам.
Бо Сулаймон дар сафарҳо будаам,
Арсаи олам басе паймудаам.
Подшоҳи хешро донистаам,
Чун равам танҳо, чу натвонистаам!
Пас шумо бо ман агар ҳамраҳ шавед,
Маҳрами он шоҳу он даргаҳ шавед.
Во раҳед аз нанги худбинии хеш,
То кай аз ташвири бединии хеш.
Ҳар кӣ дар вай бохт ҷон, аз х(в)ад бираст,
Дар раҳи ҷонон зи неку бад бираст.
Ҷон фишонеду қадам дар раҳ ниҳед,
Пойкӯбон сар бад- он даргаҳ ниҳед.
Ҳаст моро подшоҳе бехилоф,
Дар паси кӯҳе, ки ҳаст он кӯҳи Қоф.



Номи ӯ Симурғу султони туюр,
Ӯ ба мо наздику мо з- ӯ дури дур.
Дар ҳарими иззат аст ороми ӯ,
Нест ҳадди ҳар зафоне номи ӯ.
Сад ҳазорон парда дорад бешумар,
Ҳам зи нуру ҳам зи зулмат бештар.
Дар ду олам нест касро заҳрае,
То тавонад ёфт аз вай баҳрае.
Дойиман ӯ подшоҳи мутлақ аст,
Дар камоли иззи худ мустағрақ аст.
Фаҳми тоир чун парад он ҷо, ки ӯст,
Кай расад илму хирад он ҷо, ки ӯст!
Не бад- ӯ раҳ, не шикебоӣ аз ӯ,
Сад ҳазорон халқ савдоӣ аз ӯ.
Васфи ӯ ҷуз кори ҷони пок нест,
Ақлро сармояи идрок нест.
Лоҷарам ҳам ақлу ҳам ҷон хира монд,
Дар сифоташ бо ду чашми тира монд.
Ҳеч доное камоли ӯ надид,
Ҳеч биное ҷамоли ӯ надид.
Дар камолаш офариниш раҳ наёфт,
Дониш аз пай рафту биниш раҳ наёфт.
Қисми халқон з- он камолу з- он ҷамол
Ҳаст, гар барҳам ниҳӣ, муште хаёл.
Бар хаёле кай тавон ин раҳ сипард,
Ту ба моҳӣ чун тавонӣ маҳ сипард?!
Сад ҳазорон сар чу гӯй он ҷо бувад,
Ҳойҳою ҳуйҳуй он ҷо бувад.
Баски хушкӣ, баски дарё дар раҳ аст,
То напиндорӣ, ки роҳе кӯтаҳ аст.
Шермарде бояд ин раҳро шигарф,
З- он ки раҳ дур асту дарё жарфи жарф.
Рӯйи он дорад, ки ҳайрон меравем,
Дар раҳаш гирёну хандон меравем.

Гар нишон ёбам аз он, коре бувад
В- ар на, бе ӯ зистан оре бувад.
Ҷони бе ҷонон куҷо ояд ба кор,
Гар ту мардӣ, ҷони бе ҷонон мадор!
Мардуме бояд тамом ин роҳро,
Ҷон фишонад бояд ин даргоҳро.
Даст бояд шуст аз ҷон мардвор,
То тавон гуфтан, ки ҳастӣ марди кор.
Ҷони бе ҷонон наярзад ҳеч чиз,
Ҳамчу мардон барфишон ҷони азиз.
Гар ту ҷоне барфишонӣ мардвор,
Баски ҷонон ҷон кунад бар ту нисор!

## ИБТИДОИ КОРИ СИМУРҒ

Ибтидои кори Симурғ, ай аҷаб,
Ҷилвагар бигзашт бар Чин ними шаб.
Дар миёни Чин фитод аз вай паре,
Лоҷарам пуршӯр шуд ҳар кишваре.
Ҳар касе нақше аз он пар баргирифт,
Ҳар кӣ дид он нақш, коре даргирифт.
Ҳаст он пар дар нигористони Чин,
«Утлубулилма ва лав бис- син аз ин».
Гар нагаштӣ нақши парри ӯ аён,
Ин ҳама ғавғо набудӣ дар ҷаҳон.
Ин ҳама осори санъ аз фарри ӯст,
Ҷумла анмудори нақши парри ӯст.
Чун на сар пайдост васфашро на бун,
Нест лойиқ беш аз ин гуфтан сухун.
Ҳар кӣ акнун аз шумо марди раҳед,
Сар ба роҳ ореду пой андар ниҳед.
Ҷумлаи мурғон шуданд он ҷойгоҳ,
Беқарор аз иззати он подшоҳ.



Шавқи ӯ дар ҷони эшон кор кард,
Ҳар яке бесабрии бисёр кард.
Азми раҳ карданду дар пеш омаданд,
Ошиқи ӯ, душмани хеш омаданд.
Лек чун роҳе дарозу дур буд,
Ҳар касе аз рафтанаш ранҷур буд.
Гарчи раҳро буд ҳар як корсоз,
Ҳар яке узри дигар гуфтанд боз.

## МАҚОЛАИ СОЛИСА (3) УЗРИ БУЛБУЛ

Булбули шайдо даромад масти маст,
В- аз камоли ишқ на несту на ҳаст.
Маъние дар ҳар ҳазор овоз дошт,
Зери ҳар маънӣ ҷаҳоне роз дошт.
Шуд дар асрори маонӣ наъразан,
Кард мурғонро зафонбанди сухан.
Гуфт:- Бар ман хатм шуд асрори ишқ,
Ҷумлаи шаб мекунам такрори ишқ.
Нест чун Довуд як афтодакор,
То Забури ишқ хонам зор- зор.
Розе андар най зи гуфтори ман аст,
Зери чанг аз нолаи зори ман аст.
Гулситонҳо пурхурӯш аз ман бувад,
Дар дили ушшоқ ҷӯш аз ман бувад.
Боз гӯям ҳар замон розе дигар,
Дардиҳам ҳар лаҳза овозе дигар.
Ишқ чун бар ҷони ман зӯр оварад,
Ҳамчу дарё ҷони ман шӯр оварад.
Ҳар кӣ шӯри ман бидид, аз даст шуд,
Гарчи бас ҳушёр омад, маст шуд!
Чун набинам марҳаме соле дароз,
Тан занам бо кас, нагӯям ҳеч роз.

Чун кунад маъшуқи ман дар навбаҳор,
Бӯйи мушки хеш дар олам нисор,
Ман намоям хуш ба рӯйи ӯ дилам,
Ҳал кунам аз талъати ӯ мушкилам.
Боз маъшуқам чу нопайдо шавад,
Булбули шӯрида кам гӯё шавад.
З- он ки розам дарнаёбад ҳар яке,
Рози булбул гул бидонад бе шаке.
Ман чунон дар ишқи гул мустағрақам,
К- аз вуҷуди хеш маҳви мутлақам.
Дар сарам аз ишқи гул савдо бас аст,
З- он ки маъшуқам гули раъно бас аст.
Тоқати Симурғ н- орад булбуле,
Булбулеро бас бувад ишқи гуле.
Чун бувад сад барг дилдори маро,
Кай бувад бебаргие кори маро!
Гул, ки ҳолӣ бишкуфад чун дилкаше,
Аз ҳама дар рӯйи ман хандад х(в)аше.
Чун зи зери парда гул ҳозир шавад,
Хандааш дар рӯйи ман зоҳир шавад.
Кай тавонад буд булбул як шабе
Холӣ аз ишқи чунон хандонлабе?!

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД

Ҳудҳудаш гуфт:- Ай ба сурат монда боз,
Беш аз ин дар ишқи раъное маноз.
Ишқи рӯйи гул басе хорат ниҳод,
Коргар шуд бар туву корат ниҳод.
Гул агарчи ҳаст бас соҳибҷамол,
Ҳусни ӯ дар ҳафтае гирад завол.
Ишқ чизе, к- он завол орад падид,
Комилонро з- он малол орад падид.



Хандаи гул гарчи дар хорат кашад,
Рӯзу шаб дар нолаи зорат кашад.
Даргузар аз гул, ки гул ҳар навбаҳор
Бар ту механдад, на дар ту, шарм дор!
Гар туро шарме будӣ ҳаргиз ба чашм
Дар рухи гул нангаридӣ ҷуз ба хашм!

## ҲИКОЯТ ДАР ИН МАЪНӢ

Шаҳрёре духтаре чун моҳ дошт,
Оламе пур ошиқи гумроҳ дошт.
Фитнаро бедории пайваст буд,
З- он ки чашми нимхобаш маст буд.
Ораз аз кофуру зулф аз мушк дошт,
Оби Ҳайвон бе лабаш лаб хушк дошт.
Гар ҷамолаш заррае пайдо шудӣ,
Ақл аз лояъқилӣ расво шудӣ.
Гар шакар таъми лабаш бишнохтӣ,
Аз хиҷил бифшурдиву бигдохтӣ.
Аз қазо мерафт дарвеше асир,
Чашм афтодаш бад- он бадри мунир.
Дошт дар каф гирдае он бенаво,
Нони ӯ во монда буд бар нонво.
Чашми ӯ чун бар рухи он маҳ фитод,
Гирда аз дасташ шуду дар раҳ фитод.
Духтар аз пешаш чу оташ даргузашт,
Хуш бар ӯ хандиду х()ваш- х(в)аш баргузашт.
Он гадо чун хандаи он маҳ бидид,
Хешро дар хуну хоки раҳ бидид.
Дошт мискин ними нону ними ҷон,
З- он ду нима пок шуд дар як замон.
Не қарораш буд шаб, не рӯз ҳам,
Дам назад аз гиряву аз сӯз ҳам.



Ёд карди хандаи он шаҳрёр,
Гиря афтоди бар ӯ чун абри зор.
Ҳафт сол алқисса бас ошуфта буд,
Бо сагон дар кӯйи духтар хуфта буд.
Бандагони духтару хидматгарон
Ҷумла гаштанд, ай аҷаб, воқиф бар он.
Азм карданд он ҷафокорон ба ҷамъ,
То бибурранд он гадоро сар чу шамъ.
Дар ниҳон духтар гадоро хонду гуфт:
— Чун туеро чун мане кай буда ҷуфт?
Қасди ту доранд, бигрезу бирав,
Бар дарам маншин ту, бархезу бирав.
Он гадо гуфто, ки ман он рӯз даст
Шустаам аз ҷон, ки гаштам аз ту маст.
Сад ҳазорон ҷони чун ман беқарор
Бод бар рӯйи ту ҳар соат нисор.
Чун маро хоҳанд куштан носавоб,
Як суоламро бидеҳ ин ҷо ҷавоб.
Чун маро сар мебуриди ройгон,
Аз чӣ хандидӣ ту бар ман он замон?
Гуфт:- Чун медидамат бас беҳунар,
Бар ту хандидам аз он, ай бехабар!
Бар сару риши ту хандидан равост,
Лек дар рӯйи ту хандидан хатост.
Ин бигуфту рафт аз пешаш чу дуд,
Ҳар чи буд, асло ҳама чизе набуд!

## МАҚОЛАИ РОБИЪА (4)
## УЗРИ ТӮТӢ

Тӯтӣ омад бо даҳоне пуршакар,
Дар либоси фустуқӣ бо тавқи зар.
Боша гашта пашшае аз фарри ӯ,
Ҳар куҷо сарзабзие аз парри ӯ.



Дар сухан гуфтан шакаррез омада,
Дар шакар хӯрдан пагаҳхез омада.
Гуфт:- Ҳар сангиндилу ҳар ҳеч кас
Чун манеро оҳанин созад қафас.
Ман дар ин зиндони оҳан монда боз,
З- орзуи Оби Хизрам дар гудоз.
Хизри мурғонам, аз онам сабзпӯш,
То тавонам кард Оби Хизр нӯш.
Ман наёрам дар бари Симурғ тоб,
Бас бувад аз чашмаи Хизрам як об!

## ҶАВОБИ ҲУДҲУД

Ҳудҳудаш гуфт:- Ай зи ду лаб бенишон,
Мард набвад, ҳар кӣ набвад ҷонфишон.
Ҷон зи баҳри тан ба кор ояд туро,
То даме дархурди ёр ояд туро.
Оби Ҳайвон хоҳӣ аз ҷондӯстӣ,
Рав, ки ту мағзе надорӣ, пӯстӣ.
Ҷон чи хоҳӣ кард бар ҷонон фишон,
Дар раҳи ҷонон чу мардон ҷон фишон!

## ҲИКОЯТ

Буд он девонае олимақом,
Хизр бо ӯ гуфт:-Ай марди тамом,
Ройи он дорӣ, ки бошӣ ёри ман,
Гуфт:- Бо ту барнаёяд кори ман.
З- он ки хӯрдӣ Оби Ҳайвон чанд роҳ,
То бимонад ҷони ту дар дер гоҳ.
Ман бар онам, то бигӯям тарки ҷон,
З- он ки бе ҷонон надорам барги ҷон.

Не ту чун дар ҳифзи ҷоне мондаам,
Балки ман ҳар рӯз ҷон афшондаам.
Беҳтар он бошад, ки чун мурғон зи дом
Дур мебошем аз ҳам, вассалом!

## МАҚОЛАИ ХОМИСА (5)
## УЗРИ ТОВУС

Баъд аз он товус омад зарнигор,
Нақши ҳар парраш на сад, бал сад ҳазор.
Чун арӯсе ҷилва кардан соз кард,
Ҳар пари ӯ ҷилвае оғоз кард.
Гуфт:- То наққоши ғайбам нақш баст,
Чиниёнро шуд қалам ангушти даст.
Гарчи ман Ҷабрили мурғонам, валек
Рафта бар ман аз қазо коре на нек.
Ёр шуд бо ман ба як ҷо мори зишт,
То бияфтодам ба хорӣ аз биҳишт.
Чун бадал карданд, хилватҷойи ман,
Тахтабанди боли ман шуд пойи ман.
Азми он дорам аз ин торик ҷой
Раҳбаре бошад ба хулдам раҳнамой.
Ман на он мурғам, ки дар султон расам,
Бас бувад инам, ки дар дарбон расам.
Кай бувад Симурғро парвойи ман,
Бас бувад фирдавси аъло ҷойи ман.
Ман надорам дар ҷаҳон кори дигар,
То биҳиштам раҳ диҳад бори дигар!

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД

Ҳудҳудаш гуфт:- Ай зи худ гумкарда роҳ,
Ҳар кӣ хоҳад хонаи он подшоҳ.



Гӯ, биё наздики ӯ, ин з- он беҳ аст,
Хона кай аз Ҳазрати Султон беҳ аст.
Хонаи нафс аст хулди пурҳавас,
Хонаи дил мақъади сидқ асту бас.
Ҳазрати Ҳақ(қ) аст дарёи азим,
Қатрае хурд аст ҷанноти наъим.
Қатра бошад ҳар киро, дарё бувад,
Ҳар чи ҷуз дарё бувад, савдо бувад.
Чун ба дарё метавонӣ роҳ ёфт,
Сӯйи як шабнам чаро бояд шитофт.
Ҳар кӣ донад гуфт бо Хуршед роз,
Кай тавонад монд бо як зарра боз.
Ҳар кӣ кул(л) шуд, ҷузвро бо ӯ чӣ кор
В- он ки ҷон шуд, узвро бо ӯ чӣ кор?!
Гар ту ҳастӣ марди кул(л) кул(л)- ро бубин,
Кул(л) талаб, кул(л) бош, кул(л) шав, кул(л) гузин!

## ҲИКОЯТ

Кард шогирде суол аз устод,
К- аз биҳишт Одам чаро берун фитод?
Гуфт:- Одам буд бас олигуҳар,
Чун ба фирдавсе бурун овард сар,
Ҳотифе бардошт овозе баланд,
К- ай биҳиштат карда аз сад гуна банд,
Ҳар кӣ дар ҳар ду ҷаҳон беруни мо,
Сар фурӯ орад ба чизе дуни мо,
Мо завол орем бар вай, ҳар чи ҳаст,
З- он ки натвон зад ба ғайри дӯст даст.
Ҷон чи бошад пеши ҷонон сад ҳазор,
Ҷони бе ҷонон куҷо ояд ба кор.
Ҳар кӣ ҷуз ҷонон ба чизе зинда шуд,
Гар ҳама одам бувад, афканда шуд.

Аҳли Ҷаннатро чунин омад хабар,
К- аввалин чизе диҳанд он ҷо, ҷигар.
Аҳли Ҷаннат чун набошанд аҳли роз,
З- он ҷигар хӯрдан зи сар гиранд боз.

## МАҚОЛАИ СОДИСА (6)
## УЗРИ БАТ

Бат ба сад покӣ бурун омад зи об,
Дар миёни ҷамъ бо хайруссиёб.
Гуфт:- Дар ҳар ду ҷаҳон надҳад хабар
Кас зи ман як покрӯтар, поктар.
Кардаам ҳар лаҳза ғусле бар савоб,
Пас саҷ(ҷ)ода боз афкандам бар об.
Ҳамчу ман бар об чун истад касе,
Нест боқӣ дар каромотам шаке.
Зоҳиди мурғон манам бо ройи пок,
Дойиман ҳам ҷомаву ҳам ҷойи пок.
Ман наёбам дар ҷаҳон бе об суд,
З- он ки зоду буди ман дар об буд.
Гарчи дар дил оламе ғам доштам,
Шустам аз дил, к- об ҳамдам доштам.
Об дар ҷӯйи ман аст ин ҷо мудом,
Ман ба хушкӣ чун тавонам ёфт ком.
Чун маро бо об афтодаст кор,
Аз миёни об чун гирам қарор.
Зинда аз об аст дойим, ҳар чи ҳаст,
Инчунин аз об натвон шуст даст.
Ман раҳи водӣ куҷо донам бурид,
З- он ки бо Симурғ натвонам парид.
Он ки бошад қуллаи обаш тамом,
Кай тавонад ёфт аз Симурғ ком!
Ҳудҳудаш гуфт:- Ай ба обе х(в)аш шуда,
Гирди ҷонат об чун оташ шуда.



Дар миёни об хуш хобат бибурд,
Қатраи об омаду обат бибурд.
Об ҳаст аз баҳри ҳар ношустарӯй,
Гар ту ҳам ношустарӯйӣ, об ҷӯй!
Чанд бошад ҳамчу оби рӯшанат
Рӯйи ҳар ношустарӯйе диданат?

## ҲИКОЯТ

Кард аз девонае марде суол,
К- ин ду олам чист бо чандин хаёл?
Гуфт:- Бошад ду ҷаҳон болову паст,
Қатрае об аст, на несту на ҳаст.
Гашт аз аввал қатраи об ошкор,
Қатраи об аст бо чандин нигор.
Ҳар нигоре, к- он бувад бар рӯйи об,
Гар ҳама з- оҳан бувад, гардад хароб.
Ҳеч чизе нест з- оҳан сахттар,
Ҳам бино бар об дорад, дарнигар!
Ҳар чиро бунёд бар обе бувад,
Гар ҳама з- оҳан бувад, хобе бувад.
Об ҳаргиз кас набинад пойдор,
Кай бувад бар об бунёд устувор!

## МАҚОЛАИ СОБИЪА (7)
## УЗРИ КАБК

Кабк бас хуррам хиромон даррасид,
Саркашу сармаст аз кон даррасид.
Сурхминқору шафақпӯш омада,
Хуни ӯ аз дида дар ҷӯш омада.
Гоҳ мебуррид бе теғе камар,
Гоҳ мелангид пеши теғ-дар.

Гуфт ман пайваста дар кон гаштаам,
Бар сари гавҳар фаровон гаштаам.
Ишқи гавҳар оташе зад дар дилам,
Бас бувад ин оташи хуш ҳосилам.
Таффи он оташ чу сар берун кунад,
Сангреза дар дарунам хун кунад.
Оташе дидӣ, ки чун таъсир кард,
Сангро хун карду бе таъхир кард.
Дар миёни сангу оташ мондаам,
Ҳам муъаттал, ҳам мушавваш мондаам.
Сангреза мехурам дар таффу тоб,
Дил пуроташ, мекунам бар санг хоб.
Чашм бикшоед, ай асҳоби ман,
Бингаред охир ба хӯрду хоби ман.
Он ки бар санге бихуфту санг х(в)ард,
Бо чунин кас аз чи бояд ҷанг кард.
Дил дар ин сахтӣ ба сад андӯҳ хаст,
З- он ки ишқи гавҳарам бар кӯҳ баст.
Ҳар кӣ чизе дӯст дорад ҷуз гуҳар,
Мулкати он чиз бошад баргузар.
Мулки гавҳар ҷовидон дорад низом,
Ҷони ӯ бо кӯҳ пайваста мудом.
Ман аёри кӯҳаму марди гуҳар,
Нестам як лаҳза бе теғу камар.
Чун бувад бар теғ гавҳар бардавом,
З- он гуҳар дар теғ меҷӯям мудом.
Не чу гавҳар ҳеч гавҳар ёфтам,
Не зи гавҳар гавҳаре тар ёфтам.
Чун раҳи Симурғ роҳе мушкил аст,
Пойи ман бо сангу гавҳар дар гил аст.
Ман ба Симурғи қавидил кай расам,
Даст бар сар, пой дар гил, кай расам!
Ҳамчу оташ барнатобам сар зи санг,
Ё бимирам, ё гуҳар орам ба чанг!

Гавҳарам бояд, ки гардад ошкор,
Марди бегавҳар куҷо ояд ба кор!

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД

Ҳудҳудаш гуфт:- Ай чу гавҳар ҷумла ранг,
Чанд лангӣ, чанд орӣ узри ланг!
Пою минқори ту пурхуни ҷигар,
Ту ба санге боз мондӣ аз гуҳар.
Асли гавҳар чист, санге карда ранг,
Ту чунин оҳандил аз савдои санг,
Гар намонад ранги ӯ, санге бувад,
Ҳаст бе санг он ки дар ранге бувад.
Ҳар киро бӯест, ӯ ранге нахост,
З- он ки марди гавҳарӣ санге нахост!

## ҲИКОЯТ

Ҳеч гавҳарро набуд он сарварӣ,
К- он Сулаймон дошт дар ангуштарӣ.
З- он нигинаш буд чандон ному бонг
В- ин аҷаб, к- он буд санге ним донг.
Чун Сулаймон кард он гавҳар нигин,
Зери ҳукмаш шуд ҳама рӯйи замин.
Чун Сулаймон мулки худ чандон бидид,
Ҷумлаи офоқ дар фармон бидид.
Буд чил фарсанг шодурвони ӯ,
Бод ҳам мебуд дар фармони ӯ.
Гарчи шодурвон чиҳил фарсанг дошт,
Ҳам бино бар ним донге санг дошт.
Гуфт:- Чун ин мамлакат в- ин кору бор
З- ин қадар санг аст дойим пойдор.

Ман намехоҳам, ки дар дунёву дин
Боз монад кас ба мулке инчунин.
Подшоҳо, ман ба чашми эътибор
Офати ин мулк дидам ошкор.
Ҳаст он дар ҷанби уқбо мухтасар,
Баъд аз ин касро мадеҳ чунон гуҳар.
Ман надорам бо сипоҳу мулк кор,
Мекунам занбилбофӣ ихтиёр.
Гарчи з- он гавҳар Сулаймон шоҳ шуд,
Он гуҳар будаш, ки банди роҳ шуд.
Он гуҳар чун бо Сулаймон ин кунад,
Кай чу ту саргаштаро тамкин кунад!
Чун гуҳар сангест, чандин кон макан,
Ҷуз барои рӯйи ҷонон ҷон макан!
Дил зи гавҳар баркан, ай гавҳарталаб,
Ҷавҳареро бош дойим дар талаб!

## МАҚОЛАИ СОМИНА (8)
## УЗРИ ҲУМОЙ

Пеши ҷамъ омад ҳумойи соябахш,
Хусравонро зилли ӯ сармоябахш.
З- он ҳумо ин сон ҳумоюн омада,
К- аз ҳама дар ҳиммат афзун омада.
Гуфт:- Ай паррандагони баҳру бар,
Ман наям мурғе чу мурғони дигар.
Ҳиммати олим дар кор омада- ст,
Узлат аз халқам падидор омада- ст.
Нафси сагро хор дорам лоҷарам,
Иззат аз ман ёфт Афридуну Ҷам.
Подшоҳон сояпарварди мананд,
Чун гадотабъ андаке, марди мананд.
Нафси сагро устухоне медиҳам,
Рӯҳро з- ин саг амоне медиҳам.



Нафсро чун устухон додам ба дом,
Ҷони ман з- он ёфт ин олӣ мақом.
Он ки шаҳ хезад зи зилли парри ӯ,
Чун тавон печид сар аз фарри ӯ.
Ҷумларо дар парри ӯ бояд нишаст,
То зи зиллаш заррае ояд ба даст.
Кай шавад Симурғи саркаш ёри ман,
Бас бувад хусравнишонӣ кори ман!

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД

Ҳудҳудаш гуфт:- Ай ғурурат карда банд,
Соя барчин, беш аз ин бар худ маханд,
Нестат хусравнишонӣ ин замон,
Ҳамчу саг бо устухонӣ ин замон.
Хусравонро кошкӣ наншоние,
Хешро аз устухон бирҳоние.
Ман гирифтам худ, ки шоҳони ҷаҳон
Ҷумла аз зилли ту хезанд ин замон,
Лек фардо бар бало умре дароз
Ҷумла аз шоҳии худ монанд боз.
Сояи ту гар надидӣ шаҳрёр,
Дар бало кай мондӣ рӯзи шумор!

## ҲИКОЯТ

Покройе буд бар роҳи савоб,
Як шабе Маҳмудро дид ӯ ба хоб.
Гуфт:- Ай султони некӯрӯзгор,
Ҳоли ту чун аст дар дорулқарор.
Гуфт:- Тан зан, хуни ҷони ман марез,
Дам назан, чӣ ҷойи султонист? Хез!

Буд султоним пиндору ғалат,
Салтанат кай хезад аз муште сақат.
Ҳақ, ки султони ҷаҳондор омадаст,
Салтанатро ӯ сазовор омадаст.
Чун бидидам аҷзу ҳайронии хеш,
Нанг медорам зи султонии хеш.
Гар ту хоҳӣ, ҷуз парешонам махон,
Ӯст Султон, низ султонам махон.
Салтанат ӯрост, ман барсудаме,
Гар ба дунё дар гадоӣ будаме.
Кошкӣ сад чоҳ будӣ, ҷоҳ на,
Хӯшачине будамею шоҳ на.
Нест инам ҳеч беруншав маро,
Боз мехоҳанд як- як ҷав маро.
Хушк бодо парру боли он ҳумой,
К- ӯ маро дар сояи худ дод ҷой!

## МАҚОЛАИ ТОСИЪА (9)
## УЗРИ БОЗ

Боз пеши ҷамъ омад сарфароз,
Карда з- асрори маъонӣ парда боз.
Сина мезад аз сипаҳдории хеш,
Лоф мезад аз кулаҳдории хеш.
Гуфт:- Ман аз шавқи дасти шаҳрёр,
Чашм барбастам зи халқи рӯзгор.
Чашм аз он бигрифтаам зери кулоҳ,
То расад поям ба дасти подшоҳ.
Дар абад худро басе парвардаам,
Ҳамчу муртозон риёзат кардаам.
То агар рӯзе бари шоҳам баранд,
Аз расули хидмат огоҳам баранд.
Ман куҷо Симурғро бинам ба хоб,
Чун кунам беҳуда сӯйи ӯ шитоб.



Ризқае аз дасти шоҳам бас бувад,
Дар ҷаҳон ин пойгоҳам бас бувад.
Чун надорам раҳраверо пойгоҳ,
Сарфарозӣ мекунам бар дасти шоҳ.
Ҳар кӣ ӯ шойистаи Султон бувад,
Пеши Султон ҳар чӣ гӯяд, он бувад.
Ман агар шойистаи Султон шавам,
Беҳ, ки дар водии бепоён шавам.
Рӯйи он дорад, ки ман бар рӯйи шоҳ
Умр бигзорам хушӣ он ҷойгоҳ.
Гоҳ шаҳро интизоре мекунам,
Гоҳ дар шавқаш шикоре мекунам.

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД

Худҳудаш гуфт:- Ай гирифтори маҷоз,
Аз сифат дуру ба сурат монда боз.
Шоҳро дар мулк агар ҳамто бувад,
Подшоҳӣ кай бад- ӯ зебо бувад.
Салтанатро нест ҷуз Симурғ кас,
3- он ки беҳамто ба шоҳӣ ӯсту бас.
Шоҳ набвад он ки дар ҳар кишваре
Созад ӯ аз худ зи бемағзӣ саре.
Шоҳ ӯ бошад, ки ҳамто набвадаш,
Ҷуз вафову ҷуз мадоро набвадаш.
Шоҳи дунё гар вафодорӣ кунад,
Як дами дигар ҷафокорӣ кунад.
Ҳар кӣ бошад пеши ӯ наздиктар,
Кори ӯ бешак бувад бориктар.
Дойиман аз шоҳ бошад барҳазар,
Ҷони ӯ пайваста бошад дар хатар.
Шоҳи дунё филмасал чун оташ аст,
Дур бош аз вай, ки дурӣ бас х(в)аш аст.

З- он бувад дар пеши шоҳон дурбош,
К- ай шуда наздики шоҳон, дур бош!

## ҲИКОЯТ

Подшоҳе буд бас олигуҳар,
Гашт ошиқ бар ғуломе симбар.
Шуд чунон ошиқ, ки бе он бут даме,
Не нишастиву на осудӣ ҳаме.
Аз ғуломонаш ба зинат беш дошт,
Дойиман дар пеши чашми хеш дошт.
Шоҳ чун дар қаср тир андохтӣ,
Он ғулом аз бими ӯ бигдохтӣ.
З- он ки себеро ҳадаф кардӣ мудом,
Пас ниҳодӣ себ бар фарқи ғулом.
Себро бишкофтӣ ҳоле ба тир
В- он ғулом аз бим гаштӣ чун зарир.
З- ӯ магар пурсид марде бехабар,
Гарчи шуд гулгунаи рӯят чу зар,
Ин ҳама ҳурмат, ки пеши шаҳ турост,
Шарҳ деҳ, к- ин зардии рӯят чарост?!
Гуфт:- Бар сар мениҳад себе маро,
Гар расад аз тираш осебе маро,
Гӯяд, ангорам ғуломе худ набуд,
Дар сипоҳам нотамоме худ набуд.
В- ар чунон бошад, ки ояд тир рост,
Ҷумла гӯяндаш зи бахти подшост.
Ман миёни ин ду ғам дар печ- печ,
Бар чиам ҷон пурхатар, бар ҳеч- ҳеч!



## МАҚОЛАИ ОШИРА (10)
## УЗРИ БУТИМОР

Пас даромад зуд бутимор пеш,
Гуфт:- Ай мурғон, ману тимори хеш.
Бар лаби дарёст дойим ҷойи ман,
Нашнавад ҳаргиз касе овойи ман.
Аз камозории худ ҳаргиз даме
Кас наёзорад зи ман дар оламе.
Бар лаби дарё нишинам дардманд,
Дойиман андӯҳгину мустаманд.
З- орзуе оби дил пурхун кунам,
Чун дареғ ояд ба хешам, чун кунам!
Чун наям ман аҳли дарё, ай аҷаб,
Бар лаби дарё бимирам хушклаб.
Гарчи дарё мезанад сад гуна ҷӯш,
Ман наёрам кард аз ӯ як қатра нӯш.
Гар зи дарё кам шавад як қатра об,
З- оташи ғайрат дилам гардад кабоб.
Чун манеро ишқи дарё бас бувад,
Дар сарам з- ин шева савдо бас бувад.
Ҷуз ғами дарё нахоҳам ин замон,
Тоби Симурғам набошад дар ҷаҳон.
Он ки ӯро қатрае об аст асл,
Кай тавонад ёфт аз Симурғ васл?

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД

Ҳудҳудаш гуфт:- Ай зи дарё бехабар,
Ҳаст дарё пурнаҳангу ҷонвар.
Гоҳ талх аст оби ӯву гоҳ шӯр,
Гоҳ оромист ӯро, гоҳ зӯр.

Мунқалиб чизест нопоянда ҳам,
Гаҳ раванда, гоҳ бозоянда ҳам.
Бас бузургонро, ки киштӣ кард хурд,
Бас, ки дар гирдоби ӯ афтоду мурд.
Ҳар кӣ чун гаввос раҳ дорад дар ӯ,
Аз ғами ҷон дам нигаҳ дорад аз ӯ.
В- ар занад дар қаъри дарё дам касе,
Мурда аз бун бо сар афтад чун хасе.
Аз чунин кас, к- ӯ вафодорӣ надошт,
Ҳеч кас уммеди дилдорӣ надошт.
Гар ту аз дарё наёӣ бо канор,
Гарқа гардонад туро поёни кор.
Мезанад ӯ худ зи шавқи дӯст ҷӯш,
Гоҳ дар мавҷ асту гоҳе дар хурӯш.
Ӯ чу худро менаёбад коми дил,
Ту наёбӣ ҳам аз ӯ ороми дил.
Ҳаст дарё чашмае аз кӯйи ӯ,
Ту чаро фориғ шавӣ аз рӯйи ӯ!

## ҲИКОЯТ

Дидавар марде ба дарё шуд фуруд,
Гуфт:- Ай дарё, чаро бошӣ кабуд?
Ҷомаи мотам чаро пӯшидаӣ,
Нест чун оташ, чаро ҷӯшидаӣ?
Дод дарё он накӯдилро ҷавоб,
К- аз фироқи дӯст дорам изтироб.
Чун зи номардӣ наям ман марди ӯ,
Ҷома нилӣ кардаам аз дарди ӯ.
Хушклаб биншастаам мадҳуш ман,
З- оташи ишқ оби ман шуд ҷӯшзан.
Гар биёбам қатрае аз кавсараш.
Заррае ҷовид гардам бар дараш.



В- арна чун ман сад ҳазорон хушклаб
Мебимирад дар раҳи ӯ рӯзу шаб.

## МАҚОЛАИ ҲОДИЯ АШАРА (11) УЗРИ КУФ

Куф омад пеш чун девонае,
Гуфт:- Ман бигзидаам вайронае.
Оҷизам, андар харобӣ зода ман,
Дар харобӣ меравам бе бода ман.
Гарчи сад маъмураи х(в)аш ёфтам,
Ҳам мухолиф, ҳам мушавваш ёфтам.
Ҳар кӣ дар ҷамъияте хоҳад нишаст,
Дар харобӣ боядаш рафтан чу маст.
Дар харобӣ ҷой месозам ба ранҷ,
З- он ки бошад дар хароба ҷойи ганҷ.
Ишқи ганҷам дар харобӣ раҳ намуд,
Сӯйи ганҷам ҷуз харобӣ раҳ набуд.
Дур бурдам аз ҳама кас ранҷи хеш,
Бу, ки ёбам бе тилисме ганҷи хеш.
Гар фурӯ рафтӣ ба ганҷе пойи ман,
Боз растӣ ин дили худройи ман.
Ишқ бар Симурғ ҷуз афсона нест,
З- он ки ишқаш кори ҳар девона нест.
Ман наям дар ишқи ӯ мардонае,
Ишқи ганҷам бояду вайронае!

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД

Ҳудҳудаш гуфт:- Ай зи ишқи ганҷ маст,
Ман гирифтам, к- омадат ганҷе ба даст.
— Бар сари он ганҷ худро мурда гир,
Умр рафта, раҳ басар нобурда гир.



Ишқи ганҷу ишқи зар аз кофарист,
Ҳар, кӣ ӯ зар бут кунад, аз озарист.
Зар парастидан бувад аз кофирӣ,
Нестӣ охир зи қавми Сомирӣ!
Ҳар диле, к- аз ишқи зар гирад халал,
Дар қиёмат сураташ гардад бадал.

## ҲИКОЯТ

Ҳуққаи зар дошт марде бехабар,
Ӯ бимурду з- ӯ бимонд он ҳуққа зар.
Баъди соле дид фарзандаш ба хоб,
Сураташ чун мушу ду чашмаш пуроб.
Пас дар он мавзеъ, ки зар бинҳода буд,
Ҳамчу муше гирди он мегашт зуд.
Гуфт фарзандаш, к- аз ӯ кардам суол,
К- аз чи ин ҷо омадӣ, баргӯй ҳол!
Гуфт:- Зар бинҳодаам ин ҷойгоҳ,
Менадонам, то бад- ӯ кас ёфт роҳ.
Гуфтам охир сурати мушат чарост?
Гуфт:- Ҳар дилро, ки меҳри зар баҷост,
Сураташ ин аст, дар ман менигар,
Панд гиру зар бияфкан, ай писар!

## МАҚОЛАИ СОНИ Я АШАРА (12) УЗРИСАЪВА

Саъва омад дил наҳифу тан низор,
Пой то сар ҳамчу оташ беқарор.
Гуфт:- Ман ҳайрону фартут омадам,
Бедилу беқуввату қут омадам.
Ҳамчу мӯйе бозуву зӯрем нест
В- аз заъифӣ қуввати мӯрем нест.



Ман на пар дорам, на болу ҳеч чиз,
Кай расам дар гарди Симурғ, ай азиз!
Пеши ӯ ин мурғи оҷиз кай расад,
Саъва дар Симурғ ҳаргиз кай расад.
Дар ҷаҳон ӯро талабгорон басест,
Васли ӯ кай лойиқи чун ман касест!
Дар висоли ӯ чу натвонам расид,
Бар маҳолӣ роҳ натвонам бурид.
Гар ниҳам ман рӯй сӯйи даргаҳаш,
Ё бимирам, ё бисӯзам дар раҳаш.
Чун наям ман марди ӯ в- ин ҷойгоҳ,
Юсуфи худро ҳамеҷӯям зи чоҳ.
Юсуфе гум кардаам дар чоҳсор,
Боз ёбам охираш дар рӯзгор?
Гар биёбам Юсуфи худро ба чоҳ,
Барпарам бо ӯ зи моҳӣ то ба моҳ.

## ҶАВОБИ ҲУДҲУД

Ҳудҳудаш гуфт:- Ай зи шангиву х(в)ашӣ
Карда дар афтодагӣ сад саркашӣ.
Ҷумла солусӣ ту, чун ман бингарам,
Нест ин солусии ту дархурам.
Пой дарнеҳ, дам мазан, лабро бидӯз,
Гар бисӯзанд он ҳама, ту ҳам бисӯз.
Гар ту Яъқубӣ ба маънӣ филмасал,
Юсуфат надҳанд, камтар кун ҳаял.
Мефурӯзад оташи ғайрат мудом,
Ишқи Юсуф ҳаст бар олам ҳаром.

## ҲИКОЯТ

Чун ҷудо афтод Юсуф аз падар,
Гашт Яъқуб аз фироқаш бебасар.

Мавҷ мезад баҳри хун аз дидагон- ш,
Номи Юсуф монда дойим бар зафон- ш.
Ҷабрайил омад, ки з- ин ҳаргиз дигар
Бар зафони ту кунад Юсуф гузар,
Маҳв гардонем номат баъд аз ин
Аз миёни анбиёву мурсалин.
Чун даромад амраш аз Ҳақ, он замон
Гашт маҳваш номи Юсуф аз зафон.
Гарчи номи Юсуфаш будӣ надим,
Аз зафонаш рафту дар дил шуд муқим.
Дид Юсуфро шабе дар хоб пеш,
Хост, то ӯро бихоҳад сӯйи хеш,
Ёдаш омад он, ки Ҳақ фармуда буд,
Тан зад он саргаштаи фарсуда зуд.
Лек аз бетоқатӣ аз ҷони пок
Баркашид оҳе бағоят дарднок.
Чун зи хоби хеш ҷунбид ӯ зи ҷой,
Ҷабрайил омад, ки мегӯяд Худой,
Гар нарондӣ номи Юсуф бар зафон,
Лек оҳе баркашидӣ он замон.
Дар миёни оҳи ту донам кӣ буд,
Дар ҳақиқат тавба бишкастӣ, чӣ суд!
Ақлро з- ин кор савдо мекунад,
Ишқбозӣ бин чӣ бо мо мекунад!

## МАҚОЛАИ СОЛИСА АШАРА (13) УЗРИ ТАМОМИ МУРҒОН

Баъд аз он мурғони дигар сар ба сар
Узрҳо гуфтанд муште бехабар.
Ҳар яке аз ҷаҳл узре низ гуфт,
Кас нагуфт аз садр, аз даҳлез гуфт.
Гар бигӯям узр як- як бо ту боз,
Дор маъзурам, ки мегардад дароз.



Ҳар якеро буд узре ланг- ланг,
Инчунин кас кай кунад анқо ба чанг!
Ҳар кӣ анқорост аз ҷон хостор,
Даст аз ҷон боз дорад мардвор.
Ҳар киро дар ошён сӣ дона нест,
З- ин сафар тан зад, агар девона нест.
Чун надорӣ донаеро ҳавсала,
Кай ту бо Симурғ бошӣ ҳамчала!
Чун тиҳӣ кардӣ ба як май паҳлувон,
Дӯстгонӣ чун хурӣ бо паҳлавон?
Чун надорӣ зарраеро низ тоб,
Чун тавонӣ ёфт васли Офтоб?
Сад ҳазорон соя бар хок афканад,
То назар бар сояи пок афканад.
Чун шудӣ дар қатраи ночиз ғарк,
Чун равӣ аз пойи дарё то ба фарқ?
З- он чи худ он ҳаст бӯйе, нест ин,
Кори ҳар ношустарӯйе нест ин.
Ҷумлаи мурғон чу бишниданд ҳол,
Сар ба сар карданд аз Ҳудҳуд суол:
К- ай сабақ бурда зи мо дар раҳбарӣ,
Хатм карда меҳтариву беҳтарӣ,
Мо ҳама муште заъифу нотавон,
Не пару не бол, не тан, не равон.
Кай расем охир ба Симурғи рафеъ?
Гар расад аз мо касе, бошад бадеъ!
Нисбати ӯ чист бо мо? Боз гӯй,
З- он ки натвон шуд ба амё розҷӯй!
Гар миёни мову ӯ нисбат будӣ,
Ҳар якеро сӯйи ӯ рағбат будӣ!
Ӯ Сулаймон асту мо мӯри гадо,
Дарнигар, к- ӯ аз куҷо, мо аз куҷо?
Гашта мӯре дар миёни чоҳ банд,
Кай расад дар гарди Симурғи баланд?

Ин ба бозуи чу мое кай шавад,
Хусраве ёри гадое кай шавад?

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД

Ҳудҳуд он гаҳ гуфт, ай беҳосилон,
Ишқ кай некӯ бувад аз бедилон?
Ай гадоён, чанд аз ин беҳосилӣ,
Рост н- ояд ошиқиву баддилӣ?
Ҳар киро дар ишқ чашме боз шуд,
Пойкӯбон омаду ҷонбоз шуд.
Ту бидон, он гаҳ, ки Симурғ аз ниқоб
Ошкоро карда рух чун Офтоб,
Сад ҳазорон соя бар хок афканад,
Пас назар бар сояи пок афканад.
Сояи худ кард бар олам нисор,
Гашт чандин мурғ ҳар дам ошкор.
Сояи мурғони олам сар ба сар
Сояи он аст, дон, ай бехабар.
Ин бидон, чун ин бидонистӣ нахуст,
Сӯйи он ҳазрат насаб кардӣ дуруст!
Чун бидонистӣ, бубин он гаҳ бибош,
Чун бидонистӣ, макун ин роз фош!
Ҳар кӣ ӯ он гашт мустағрақ ба х(в)ад
Ҳошалиллаҳ, гар ту гӯйӣ, ҳақ бувад.
Гар ту гаштӣ он чи гуфтам, на ҳақӣ,
Лек дар Ҳақ дойиман мустағрақӣ.
Марди мустағрақ ҳулулӣ кай бувад,
Ин сухан кори фузулӣ кай бувад.
Чун бидонистӣ, ки зилли кистӣ,
Фориғӣ, гар мурдиву гар зистӣ.
Гар нагаштӣ ҳеч Симурғ ошкор,
Ҳеч мурғе менабудӣ соядор.



Боз агар Симурғ мегаштӣ ниҳон,
Сояе ҳаргиз набудӣ дар ҷаҳон.
Соя ин ҷо ҳар чиро пайдо бувад,
Аввал он чиз ошкор он ҷо бувад.
Дидаи симурғбин гар нестат,
Дил чу ойина мунаввар нестат.
Чун касеро нест чашми он ҷамол
В- аз ҷамолаш нест сабри мо муҳол.
Бо ҷамолаш чунки натвон ишқ бохт,
Аз камоли лутфи худ ойина сохт.
Ҳаст он ойина дил, дар дил нигар,
То бубинӣ рӯяш, ай соҳибназар!

## ҲИКОЯТ

Подшоҳе буд бас соҳибҷамол,
Дар ҷаҳони ҳусн бемислу мисол.
Мулки олам мусҳафи оёти ӯ,
Дар накӯӣ ояте дидори ӯ.
Субҳи содиқ ламъае аз рӯйи ӯ,
Рӯҳи қудсӣ шаммае аз бӯйи ӯ.
Менадонам ҳеч кас он заҳра дошт,
К- аз ҷамоли ӯ тавонад баҳра дошт.
Рӯйи олам пур шуд аз ғавғои ӯ,
Халқро аз ҳад бишуд савдои ӯ.
Гоҳ шабдизе бурун рондӣ ба кӯй,
Бурқаъе гулгун фурӯ ҳиштӣ бар ӯй.
Ҳар кӣ кардӣ сӯйи он бурқаъ нигоҳ,
Сар буриданд аз тани вай бегуноҳ.
В- он, ки номи ӯ бибурдӣ бар зафон,
Қатъ кардандӣ зафонаш дарзамон.
Гар касе андеша кардӣ з- он висол,
Ақлу ҷон барбод додӣ з- он ҷамол.

Мурдан аз ишқи рухи он дилнавоз
Беҳтар аз сад зиндагонии дароз.
Рӯз будӣ, к- аз ғами ишқаш ҳазор
Мебимурданд, ин- т ишқу ин- т кор.
На касеро сабр з- ӯ будӣ даме,
На касеро тоби ӯ будӣ ҳаме.
Ҳар кӣ ӯ дидӣ ҷамолаш ошкор,
Ҷон бидодиву бимурдӣ зор- зор.
Халқ мемурданд дойим з- ин талаб
Сабр не бе ӯву бо ӯ, ай аҷаб!
Гар касеро тоб будӣ як замон,
Шоҳ рӯйи хеш бинмудӣ аён.
Лек чун кас тоби диди ӯ надошт,
Лаззате ҷуз дар шуниди ӯ надошт.
Чун наёмад ҳеч халқе марди ӯ,
Ҷумла мемурданд дил пурдарди ӯ.
Ойина фармуд ҷойе подшоҳ,
К- андар ойина тавон кардан нигоҳ.
Шоҳро қасре накӯ бингоштанд
В- ойина андар баробар доштанд.
Бар сари он қаср рафтӣ подшоҳ
В- он гаҳе дар ойина кардӣ нигоҳ.
Рӯйи ӯ аз ойина метофтӣ,
Ҳар кас аз рӯяш нишон меёфтӣ.
Гар ту медорӣ ҷамоли ёр дӯст,
Дон, ки дил ойинаи дидори ӯст.
Дил ба даст ору ҷамоли ӯ бубин,
Ойина кун ҷон, висоли ӯ бубин.
Подшоҳи туст дар қасри ҷалол,
Қаср рӯшан з- Офтоби он ҷамол.
Подшоҳи хешро дар дил бубин,
Аршро дар заррае ҳосил бубин.
Ҳар либосе, к- он ба саҳро омадаст,
Сояи Симурғи зебо омадаст.



Гар туро Симурғ бинмояд ҷамол,
Сояи Симурғ бинӣ бехаёл.
Гар ҳама чил мурғу гар сӣ мурғ буд,
Ҳар чӣ дидӣ сояи Симурғ буд.
Соя аз Симурғ чун набвад ҷудо,
Гар ҷудо гӯйӣ аз ӯ, набвад раво.
Ҳар ду чун ҳастанд бо ҳам розгӯй,
Даргузар аз соя в- он гаҳ роз ҷӯй.
Чун ту гум гаштӣ чунин дар сояе,
Кай зи Симурғат бувад сармояе.
Гар туро пайдо шавад як фатҳи боб,
Дар даруни соя бинӣ Офтоб.
Соя дар Хуршед гум будӣ мудом,
Худ ҳама Хуршед бинӣ, вассалом!

## ҲИКОЯТ

Гуфт:- Чун Искандар, он соҳибқабул
Хостӣ ҷойе фиристодан расул.
Чун расулон зуд он шоҳи ҷаҳон
Ҷома пӯшидиву рафтӣ худ ниҳон.
Пас бигуфтӣ он чӣ кас нашнудааст,
Гуфтӣ:- Искандар чунин фармудааст!
Дар ҳама олам намедонист кас,
К- ин расул Искандари Рум асту бас.
Ҳеч кас чун чашми Искандар надошт,
Гарчи гуфт:- Искандарам, бовар надошт!
Ҳаст роҳе сӯйи ҳар дил шоҳро,
Лек раҳ набвад дили гумроҳро.
Гар буруни хона шаҳ бегона буд,
Ғам махур, чун дӣ даруни хона буд!

## МАҚОЛАИ РОБИЪА АШАРА (14) СУОЛ КАРДАНИ МУРҒОН АЗ ҲУДҲУД ДАР РОҲ РАФТАН

Чун шуниданд он ҳама мурғон сухан,
Нек паймуданд асрори куҳан.
Ҷумла бо Симурғ нисбат ёфтанд,
Лоҷарам дар сайр рағбат ёфтанд.
З- ин сухан яксар ба раҳ боз омаданд,
Ҷумла ҳамдарду ҳамовоз омаданд.
Гуфтугӯ карданд бо Ҳудҳуд басе,
Роҳдонтар чун набуд аз вай касе.
З- ӯ бипурсиданд, к- ай устоди кор,
Чун диҳем охир дар ин раҳ доди кор?!
З- он ки набвад дар чунин олӣ мақом,
Аз заъифон ин равиш ҳаргиз тамом.

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД МУРҒОНРО

Ҳудҳуди раҳбар чунин гуфт он замон,
К- он ки ошиқ шуд, маяндешад зи ҷон.
Чун ба тарки ҷон бигӯяд ошиқе,
Хоҳ зоҳид, хоҳ бошӣ фосиқе.
Чун дили ту душмани ҷон оядат,
Ҷон барафшон, раҳ ба поён оядат.
Садди раҳ ҷон аст, ҷон исор кун,
Пас барафкан дидаву дидор кун.
В- ар туро гӯянд, к- аз имон барой
В- ар хитоб ояд туро, к- аз ҷон барой,
Ту ҳам инрову ҳам онро барфишон,
Тарки имон гӯю ҷонро барфишон.
Мункаре гар гӯяд ин, бас мункар аст,
Ишқ, гӯ, аз куфру имон бартар аст.



Ишқро бо куфру бо имон чӣ кор,
Ошиқонро бо тану бо ҷон чӣ кор?
Ошиқ оташ дар ҳама хирман занад,
Арра бар фарқаш ниҳад, ӯ тан занад.
Дарду хуни дил бибояд ишқро,
Қиссаи мушкил бибояд ишқро.
Соқиё, хуни ҷигар дар ҷом кун,
Гар надорӣ дард, аз мо вом кун,
Ишқро дарде бибояд дидарӯз,
Гоҳ ҷонро пардадар, гаҳ пардадӯз.
Заррае ишқ аз ҳама офоқ беҳ,
Зарраи дард аз ҳама ушшоқ беҳ.
Ишқ мағзи коинот омад мудом,
Лек набвад ишқ бе дарде мудом.
Қудсиёнро ишқ ҳасту дард нест,
Дардро ҷуз одамӣ дарх(в)ард нест.
Ҳар киро дар ишқ муҳкам шуд қадам,
Даргузашт аз куфру аз ислом ҳам.
Ишқ сӯйи фақр дар бикшоядат,
Фақр сӯйи куфр раҳ бинмоядат.
Ишқро бо кофирӣ хешӣ бувад,
Кофирӣ худ мағзи дарвешӣ бувад.
Чун туро ин куфру ин имон намонд,
Он тану дил гум шуду он ҷон намонд.
Баъд аз ин марде шавӣ ин корро,
Мард бояд инчунин асрорро.
Пой дарнеҳ ҳамчу мардону матарс,
Даргузар аз куфру имону матарс.
Чанд тарсӣ, даст аз тифлӣ бидор,
Боз шав чу шермандон пеши кор.
Гар туро сад ақба ногоҳ уфтад,
Бок набвад, чун дар ин роҳ уфтад.

## ҲИКОЯТИ ШАЙХИ САНЪОН ВА ЗУННОР БАСТАНИ Ӯ АЗ ИШҚИ ДУХТАРИ ТАРСО

Шайхи Санъон пири аҳди хеш буд,
Дар камолаш ҳар чи гӯям, беш буд.
Шайх буд андар ҳарам панҷоҳ сол,
Бо муриде чорсад соҳибкамол.
Ҳар муриде, к- они ӯ буд, ай аҷаб,
Менаёсуд аз риёзат рӯзу шаб.
Ҳам амал, ҳам илм бо ҳам ёр дошт.
Дар аён ҳам кашфу ҳам асрор дошт.
Қурби панҷаҳ ҳаҷ ба ҷо оварда буд,
Умра умре буд, то мекарда буд.
Худ салоту савми беҳад дошт ӯ,
Ҳеч суннатро фурӯ нагзошт ӯ.
Пешвоёне, ки дар хеш омаданд,
Пеши ӯ аз хеш бехеш омаданд.
Мӯй мебишкофт марди маънавӣ
Дар каромоту мақомоти қавӣ.
Ҳар кӣ бемориву сустӣ ёфтӣ,
Аз дами ӯ тандурустӣ ёфтӣ.
Халқро филҷумла дар шодиву ғам
Муқтадое буд, дар олам алам.
Гарчи худро қудвати асҳоб дид,
Чанд шаб ӯ ҳамчунон дар хоб дид.
К- аз ҳарам дар Румаш афтодӣ мақом,
Саҷда мекардӣ бутеро вассалом!
Чун бидид он хоб бедори ҷаҳон,
Гуфт:- Дардову дареғро, к- ин замон
Юсуфи тавфиқ дар чоҳ уфтод,
Ақбаи душвор дар роҳ уфтод.



Ман надонам, то аз ин ғам ҷон барам,
Тарки ҷон гуфтам, агар имон барам.
Нест як тан дар ҳама рӯйи замин,
К- ӯ надорад ақбае дар раҳ чунин.
Гар кунад ин ақба қатъ ин ҷойгоҳ,
Роҳ рӯшан гардадаш то пойгоҳ.
В- ар бимонад дар паси он ақба боз
Дар уқубат раҳ шавад бар вай дароз.
Охируламр он ба дониш устод
Бо муридон гуфт:- Корем уфтод,
Мебибояд рафт сӯйи Рум зуд,
То шавад таъбири ин маълум зуд.
Чорсад марди муриди мӯътабар
Пайравӣ карданд бо ӯ дар сафар.
Мешуданд аз Каъба то ақсойи Рум,
Тавф мекарданд сар то пойи Рум.
Аз қазо диданд олӣ манзаре,
Бар сари манзар нишаста духтаре,
Духтари тарсои рӯҳонисифат,
Дар раҳи рӯҳуллаҳаш сад маърифат.
Дар биҳишти ҳусну аз бурҷи ҷамол
Офтобе буд, аммо безавол.
Офтоб аз рашки акси рӯйи ӯ
Зардтар аз ошиқон дар кӯйи ӯ.
Ҳар кӣ дил дар зулфи он дилдор баст,
Аз хаёли зулфи ӯ зуннор баст.
Ҳар кӣ ҷон бар лаъли он дилбар ниҳод,
Пой дар раҳ нониҳода, сар ниҳод.
Чун сабо аз зулфи ӯ мушкин шудӣ,
Рум аз ӯ озарми Ҳинду Чин шудӣ.
Ҳар ду чашмаш фитнаи ушшоқ буд,
Ҳар ду абрӯяш ба хубӣ тоқ буд.
Чун назар бар ҷони ушшоқ уфтод,
Ҷон ба дасти ғамза бар тоқ уфтод.

Абруяш бар моҳ тоқе баста буд,
Мардуме бар тоқи ӯ биншаста буд.
Мардуми чашмаш чу кардӣ мардумӣ,
Сайд кардӣ ҷони сад- сад одамӣ.
Рӯйи ӯ аз зери зулфи тобдор
Буд оташпорае бас обдор.
Лаъли серобаш ҷаҳоне ташна дошт,
Наргиси масташ ҳазорон дашна дошт.
Ҳар кӣ сӯйи чашмаи ӯ ташна шуд,
Дар дилаш ҳар мижае сад дашна шуд.
Гуфтро чун бар даҳонаш раҳ набуд,
Аз даҳонаш ҳар кӣ гуфт, огаҳ набуд.
Ҳамчу чашми сӯзане шакли даҳон- ш,
Баста зунноре чу зулф андар миён- ш.
Чоҳи симин бар занахдон дошт ӯ,
Ҳамчу Исо бар сухан ҷон дошт ӯ.
Сад ҳазорон дил чу Юсуф ғарқи хун
Уфтода дар чаҳи ӯ сарнагун.
Гавҳари хуршедфаш дар мӯй дошт,
Бурқаъи шаъри сияҳ бар рӯй дошт.
Духтари тарсо чу бурқаъ баргирифт,
Банд- банди шайхро озар гирифт.
Чун намуд аз зери бурқаъ рӯйи хеш,
Баста сад зуннор аз як мӯйи хеш.
Гарчи шайх он ҷо назар бар пеш кард,
Ишқи тарсозода кори хеш кард.
Шуд ба кул(л) аз дасту дар пой уфтод,
Ҷойи онаш буду бар ҷой уфтод.
Ҳар чи будаш, сар ба сар нобуд шуд,
З- оташи савдо дилаш пурдуд шуд.
Ишқи духтар кард ғорат ҷони ӯ,
Рехт куфр аз зулф бар имони ӯ.
Шайх имон доду тарсоӣ гузид,
Оқибат бифрӯхт, расвоӣ гузид.



Ишқ бар ҷону дили ӯ чир шуд,
То зи дил безору аз ҷон сер шуд.
Гуфт:- Чун дин рафт, чӣ ҷойи дил аст,
Ишқи тарсозода коре мушкил аст.
Чун муридонаш чунин диданд зор,
Ҷумла донистанд, к- афтодаст кор.
Сар ба сар дар кори ӯ ҳайрон шуданд,
Сарнагун гаштанду саргардон шуданд.
Панд додандаш басе, суде набуд,
Буданӣ чун буд, беҳбуде набуд.
Ҳар кӣ пандаш дод, фармон менабурд,
З- он ки дардаш ҳеч дармон менабурд.
Ошиқи ошуфта фармон чун барад,
Дарди дармонсӯз дармон чун барад?
Чун шаби торик дар шаъри сиёҳ
Шуд ниҳон, чун куфр дар зери гуноҳ.
Буд то шаб ҳамчунон рӯзи дароз,
Чашм бар манзар, даҳонаш монда боз.
Ҳар чароғе, к- ахтар он шаб баргирифт,
Аз дили он пири ғамхур дар гирифт.
Ишқи ӯ он шаб яке сад беш шуд
Лоҷарам якборагӣ аз хеш шуд.
Ҳам дил аз худ, ҳам зи олам баргирифт,
Хок бар сар карду мотам даргирифт.
Як дамаш не хоб буду не қарор,
Метапид аз ишқу менолид зор.
Гуфт:- Ё раб, имшабамро рӯз нест,
Шамъи гардунро ҳамоно сӯз нест.
Дар риёзат будаам шабҳо басе,
Худ нишон надҳад чунин шабро касе.
Ҳамчу шамъ аз сӯхтан тобам намонд,
Бар ҷигар ҷуз хуни дил обам намонд.
Ҳамчу шамъ аз таффу сӯзам мекушанд,
Шаб ҳамесӯзанду рӯзам мекушанд.

Ҷумлаи шаб дар шабехун мондаам,
Пой то сар ғарқ дар хун мондаам.
Ҳар дам аз шаб сад шабехун бигзарад,
Менадонам рӯз, то чун бигзарад.
Ҳар киро як шаб чунин рӯзе бувад,
Рӯзу шаб кораш ҷигарсӯзӣ бувад.
Рӯзу шаб бисёр дар таб будаам,
Ман ба рӯзи хеш имшаб будаам.
Кори ман рӯзе, ки мепардохтанд,
Аз барои имшабам месохтанд.
Ё раб, имшабро нахоҳад буд рӯз,
Шамъи гардунро нахоҳад буд сӯз.
Ё раб, ин чандин аломат имшаб аст,
Ё магар рӯзи қиёмат имшаб аст?!
Ё зи оҳам шамъи гардун мурда шуд,
Ё зи шарми дилбарам дар парда шуд.
Шаб дароз асту сияҳ чун мӯйи ӯ
В- арна сад раҳ будаме дар кӯйи ӯ.
Ман бисӯзам имшаб аз савдои ишқ,
Ман надорам тоқати ғавғои ишқ.
Умр ку, то васфи бедорӣ кунам,
Ё ба коми хештан зорӣ кунам!
Сабр ку, то пой дар доман кашам,
Ё чу мардон ратли мардафкан кашам.
Бахт ку, то азми бедорӣ кунад,
Пас маро дар ишқи ӯ ёрӣ кунад.
Ақл ку, то илм дар пеш оварам,
Ё ба ҳилат ақл бо хеш оварам.
Даст ку, то хоки раҳ бар сар кунам,
Ё зи зери хоку хун сар бар кунам.
Пой ку, то боз ҷӯям кӯйи ёр,
Чашм ку, то боз бинам рӯйи ёр.
Ёр ку, то дил диҳад дар як ғамам,
Дӯст ку, то даст гирад як дамам.



Рӯз ку, то нолаву зорӣ кунам,
Ҳуш ку, то сози ҳушёрӣ кунам.
Рафт аклу рафт сабру рафт ёр,
Ин чӣ дард аст, ин чӣ ишқ аст, ин чӣ кор!
Ҷумлаи ёрон ба дилдории ӯ
Ҷамъ гаштанд он шаб аз зории ӯ.
Ҳамнишине гуфташ:- Ай Шайхи кибор,
Хезу ин васвосро ғусле барор!
Шайх гуфто:- Имшаб аз хуни ҷигар
Кардаам сад бор ғусл, ай бехабар!
Он дигар гуфто, ки тасбеҳат куҷост,
Кай шавад кори ту бе тасбеҳ рост!
Гуфт:- Ман онро бияфкандам зи даст,
То тавонам бар миён зуннор баст.
Он дигар гуфто, ки ай пири куҳун,
Гар хатое рафт, зудӣ тавба кун!
Гуфт:- Кардам тавба аз номусу ҳол,
То раҳам аз шайхиву аз қилу қол.
Он дигар гуфташ, ки ай донои роз,
Хез, худро ҷамъ гардон дар намоз.
Гуфт:- Ку меҳроби рӯйи он нигор,
То набошад ҷуз намозам ҳеч кор.
Он дигар гуфташ, ки ай Шайхи куҳун,
Хезу дар хилват Худоро саҷда кун.
Гуфт:- Агар бутрӯйи ман он ҷостӣ,
Саҷда пеши рӯйи ӯ зебостӣ!
Он дигар гуфто:- Пушаймонит нест,
Як нафас дарди мусулмонит нест.
Гуфт:- Кас набвад пушаймон беш аз ин,
То чаро ошиқ набудам пеш аз ин.
Он дигар гуфташ, ки деват роҳ зад,
Тири хазлон бар дилат ногоҳ зад.
Гуфт:- Деве, к- ӯ раҳи мо мезанад,
Гӯ, бизан, алҳақ, ки зебо мезанад.

Он дигар гуфташ, ки ҳар- к огоҳ шуд,
Гӯядаш, к- ин пир чун гумроҳ шуд!
Гуфт:- Ман бас фориғам аз ному нанг,
Шишаи солус бишкастам ба санг.
Он дигар гуфташ, ки ёрони қадим
Аз ту ранҷуранду монда дил дуним.
Гуфт:- Тарсобачча чун хушдил бувад,
Дил зи ранҷи ину он ғофил бувад.
Он дигар гуфташ, ки бо ёрон бисоз,
То шавем имшаб ба сӯйи Каъба боз.
Гуфт:- Агар Каъба набошад, Дайр ҳаст,
Ҳушёри Каъба шуд дар Дайр маст.
Он дигар гуфт:- Ин замон кун азми роҳ,
Дар ҳарам биншину узри хеш хоҳ.
Гуфт:- Сар бар остони он нигор
Узр хоҳам хост, даст аз ман бидор.
Он дигар гуфташ, ки дӯзах дар раҳ аст,
Марди дӯзах нест ҳар, к- ӯ огаҳ аст.
Гуфт:- Агар дӯзах шавад ҳамроҳи ман,
Ҳафт дӯзах сӯзад аз як оҳи ман.
Он дигар гуфташ:- Ба уммеди биҳишт
Боз гарду тавба кун з- ин кори зишт!
Гуфт:- Он ёри биҳиштирӯй ҳаст
В- ар биҳиште боядам, он кӯй ҳаст!
Он дигар гуфташ, ки аз Ҳақ шарм дор,
Ҳақтаъолоро ба Ҳақ озарм дор.
Гуфт:- Ин оташ чу Ҳақ дар ман фиканд,
Ман ба худ натвонам аз гардан фиканд.
Он дигар гуфташ, ки рав сокин бибош,
Боз имон овару мӯъмин бибош.
Гуфт:- Ҷуз куфр аз мани ҳайрон махоҳ,
Ҳар кӣ кофир шуд, аз ӯ имон махоҳ.
Чун сухан дар вай наёмад коргар,
Тан занад охир бад- он тимор-дар.



Мавҷзан шуд пардаи дилшон зи хун,
То чи ояд худ аз ин парда бурун.
Турки рӯз охир чу бо заррин сипар
Ҳиндуи шабро ба теғ афканд сар,
Рӯзи дигар, к- ин ҷаҳони пурғурур
Ёфт аз сарчашмаи Хуршед нур,
Шайх хилватсози кӯйи ёр шуд,
Бо сагони кӯйи ӯ дар кор шуд.
Мӯътакиф биншаст бар хоки раҳаш,
Ҳамчу мӯйе шуд зи рӯйи чун маҳаш.
Қурби моҳе рӯзу шаб дар кӯйи ӯ
Сабр кард аз Офтоби рӯйи ӯ.
Оқибат бемор шуд бе дилситон,
Ҳеч барнагрифт сар з- он остон.
Буд хоки кӯйи он бут бистараш,
Буд болин остони он дараш.
Чун набуд аз кӯйи он бигзаштанаш,
Духтар огаҳ шуд зи ошиқ гаштанаш.
Хештанро аъҷамӣ кард он нигор,
Гуфт:- Шайхо, аз чи гаштӣ беқарор?!
Кай кунанд, ай аз шароби ширк маст,
Зоҳидон дар кӯйи тарсоён нишаст.
Гар ба зулфам Шайх иқрор оварад,
Ҳар дамаш девонагӣ бор оварад.
Шайх гуфташ:- Чун забунам дидаӣ,
Лоҷарам дар дидаи дил дидаӣ.
Ё дилам деҳ боз, ё бо ман бисоз,
Дар ниёзи ман нигар, чандин маноз!
Аз сари нозу такаббур даргузар,
Ошиқу пиру ғарибам, дарнигар!
Сарсарӣ чун нест ишқам, ай нигор,
Ё сарам аз тан бибур, ё сар дар ор.
Ҷон фишонам, гар ту фармонам диҳӣ,
Ҳам зи лаб бори дигар ҷонам диҳӣ.

Ай лабу зулфат зиёну суди ман,
Рӯйю кӯят мақсаду беҳбуди ман.
Гаҳ зи тоби зулф дар тобам кунӣ,
Гаҳ зи чашми маст дар хобам кунӣ.
Дил пуроташ, дида пуртоб аз туам,
Бедилу бесабру бехоб аз туам.
Бе ту ман ҷону ҷаҳон бифрӯхтам,
Киса бин, к- аз ишқи ту бардӯхтам.
Ҳамчу борон ашк меборам зи чашм,
З- он ки бе ту чашми ин дорам зи чашм.
Дил зи дасти дида дар мотам бимонд,
Дида рӯят диду дил дар ғам бимонд.
Он чи ман аз дида дидам, кас надид,
Он чи ман аз дил кашидам, кӣ кашид?
Аз дилам ҷуз хуни дил ҳосил намонд,
Хуни дил то кай хурам, чун дил намонд?!
Беш аз ин бар ҷони ин мискин мазан,
Бар футӯҳи ман лагад чандин мазан.
Рӯзгори ман бишуд дар интизор,
Гар бувад васле биёбам рӯзгор.
Ҳар шабе бар ҷон каминсозӣ кунам,
Бар сари кӯйи ту ҷонбозӣ кунам.
Рӯй бар хоки дарат ҷон медиҳам,
Ҷон ба нархи хок арзон медиҳам.
Чанд нолам бар дарат, дар боз кун,
Як дамам бо хештан дамсоз кун.
Офтобӣ, аз ту дурӣ чун кунам,
Сояам, аз ту сабурӣ чун кунам!
Гарчи ҳамчун сояам, аз изтироб
Дарҷаҳам аз равзанат чун Офтоб!
Ҳафт гардунро дарорам зери пар,
Гар фуруд орӣ бад- ин саргашта сар!
Меравам бо хок ҷоне сӯхта,
З- оташи ҷонам ҷаҳоне сӯхта.



Пой аз ишқи ту бар гил монда,
Даст аз шавқи ту бар дил монда.
Мебарояд з- орзуят ҷон зи ман,
Чанд бошӣ беш аз ин пинҳони ман!
Духтараш гуфт:- Ай хириф аз рӯзгор,
Сози кофуру кафан кун, шарм дор,
Чун дамат сард аст, дамсозӣ макун,
Пир гаштӣ, рӯ суйи бозӣ макун!
Ин замон азми кафан кардан туро
Беҳ бувад, то азми ман кардам туро!
Чун ту дар пирӣ ба як нонӣ гарав
Ишқ варзидан набитвонӣ, бирав!
Кай тавонӣ подшоҳӣ ёфтан!
Чун ба серӣ нон нахоҳӣ ёфтан!
Шайх гуфташ:- Гар бигӯйӣ сад ҳазор,
Ман надорам ҷуз ғами ишқи ту кор.
Ошиқиро чӣ ҷавон, чӣ пирмард,
Ишқ бар ҳар дил, ки зад, таъсир кард!
Гуфт духтар:- Гар дар ин корӣ дуруст,
Даст бояд шуст аз ислом чуст.
Ҳар кӣ ӯ ҳамранги ёри хеш нест,
Ишқи ӯ аз рангу бӯйе беш нест.
Шайх гуфташ:- Ҳар чи гӯйӣ, он кунам,
Ҳар чи фармоӣ, ба ҷон фармон кунам.
Ҳалқадаргӯши туам, ай симтан,
Ҳалқае аз зулф дар ҳалқам фикан.
Гуфт духтар:- Гар ту ҳастӣ марди кор,
Чор корат кард бояд ихтиёр.
Саҷда кун пеши буту «Қуръон» бисӯз,
Хамр нӯшу дида аз имон бидӯз.
Шайх гуфто:- Хамр кардам ихтиёр,
Бо сеи дигар надорам ҳеч кор.
Бар ҷамолат хамр ёрам х(в)ард ман
В- он сеи дигар наёрам кард ман.



Гуфт:- Бархезу биёву хамр нӯш,
Чун бинӯшӣ хамр, ойӣ бар хурӯш.
Шайхро бурданд то дайри муғон,
Омаданд он ҷо муридон дар фиғон.
Шайх алҳақ маҷлисе бас тоза дид,
Мизбонро ҳусни беандоза дид.
Оташи ишқ оби кори ӯ бибурд,
Зулфи тарсо рӯзгори ӯ бибурд.
Зррае ақлаш намонду ҳуш ҳам,
Даркашид он ҷойгаҳ хомӯш дам.
Ҷоми май бистуд зи дасти ёри хеш,
Нӯш карда, дил бурид аз кори хеш.
Чун ба як ҷо шуд шаробу ишқ ёр,
Ишқи он моҳаш яке шуд сад ҳазор.
Чун ҳарифи оби дандон дид Шайх
Лаъли ӯ дар ҳуққа хандон дид Шайх.
Оташе аз шавқ дар ҷонаш фитод,
Сели хунин сӯйи мижгонаш фитод.
Ҷоми дигар хост Шайху нӯш кард,
Ҳалқае аз зулфи ӯ дар гӯш кард.
Ҳар чи медонист, аз ёдаш бирафт,
Бода омад, ақл чун бодаш бирафт.
Хамр ҳар маънӣ, ки будаш аз нахуст,
Пок аз лавҳи замири ӯ бишуст.
Қурби сад тасниф дар дин ёд дошт,
Ҳифзи «Қуръон»- ро басе устод дошт.
Чун май аз соғар ба нофи ӯ расид,
Даъвии ӯ рафту лофи ӯ расид.
Ишқи он дилбар бимондаш саъбнок,
Ҳар чӣ дигар буд, яксар рафт пок.
Шайх чун шуд масту ишқаш зӯр кард,
Ҳамчу дарё ҷони ӯ пуршӯр кард.
Он санамро дид май дар даст маст,
Шайх шуд якборагӣ он ҷо зи даст.



Барнаёмад бо худу расво шуд ӯ,
Менатарсид аз касу тарсо шуд ӯ.
Дил бидод аз даст в- аз май х(в)арданаш,
Хост то дасте кунад дар гарданаш.
Духтараш гуфт:- Ай ту марди кор не,
Муддаӣ дар ишқу даъвидор не!
Офият бо ишқ набвад созгор,
Ошиқиро куфр бояд пойдор.
Гар қадам дар ишқ муҳкам дорие,
Мазҳаби ин зулфи пурхам дорие,
Ҳамчу зулфам неҳ қадам дар кофирӣ,
З- он ки набвад ишқ кори сарсарӣ.
Иқтидо гар ту ба куфри ман кунӣ,
Бо ман ин дам даст дар гардан кунӣ.
Гар нахоҳӣ кардан ин ҷо иқтидо,
Хезу рав, инак асо, инак ридо.
Шайхи ошиқгашта корафтода буд,
Дил зи ғафлат бар қазо бинҳода буд.
Он замон, к- андар сараш мастӣ набуд,
Як нафас ӯро сари ҳастӣ набуд.
Ин замон, ки ошиқи зор асту маст,
Ҳам зи по афтода, ҳам рафта зи даст.
Менаёяд бо худу расво шавад,
Менатарсад аз касу тарсо шавад.
Буд май бас кӯҳна, з- он рӯ кор кард,
Шайхро саргашта чун паргор кард.
Шуд хароб он пиру шуд аз даст маст,
Маст гардиду ба куллӣ шуд зи даст.
Пирро май кӯҳнаву ишқи ҷавон,
Дилбараш ҳозир, сабурӣ чун тавон?
Гуфт:- Бетоқат шудам, ай моҳрӯй,
Аз мани бедил чи мехоҳӣ, бигӯй!
Гар ба ҳушёрӣ нагаштам бутпараст,
Пеши бут мусҳаф бисӯзам масти маст.

Духтараш гуфт:- Ин замон шоҳи манӣ,
Лойиқи дидору ҳамроҳи манӣ.
Пеш аз ин дар ишқ будӣ хоми хом,
Хуш бизӣ, чун пухта гаштӣ, вассалом!
Чун хабар наздики тарсоён расид,
К- ончунон шайхе раҳи эшон гузид.
Шайхро бурданд сӯйи Дайр маст,
Баъд аз он гуфтанд, то зуннор баст.
Шайх чун дар ҳалқаи зуннор шуд,
Хирқаро оташ заду дар кор шуд.
Дил зи дини хештан озод кард,
Не зи Каъба, не зи шайхӣ ёд кард.
Баъди чандин соли имони дуруст
Инчунин навбовае рӯяш бишуст.
Гуфт:- Хазлон қасди ин дарвеш кард,
Ишқи тарсозода кори хеш кард.
Ҳар чи гӯяд баъд аз ин, фармон кунам,
З- ин батар чи б- вад, ки кардам, он кунам!
Рӯзи ҳушёрӣ набудам бутпараст,
Бут парастидам, чу гаштам масти маст.
Бас касо, к- аз хамр тарки дин кунад,
Бешакеам алхабоис ин кунад.
Шайх гуфт:- Ай духтари дилбар, чӣ монд,
Ҳар чи гуфтӣ, карда шуд, дигар чӣ монд!
Хамр хӯрдам, бут парастидам зи ишқ,
Кас надидаст, он чи ман дидам зи ишқ.
Кас чу ман дар ошиқӣ расво нашуд,
Аз чунон шӯхе чунин шайдо нашуд.
Қурби панҷаҳ солро ҳам буд боз,
Мавҷ мезад дар дилам дарёи роз.
Дурраи ишқ аз камин барҷаста чуст,
Бурд моро бар сари лавҳи нахуст.
Ишқ аз ин бисёр кардасту кунад,
Хирқаро зуннор кардасту кунад.



Пухтаи ақл аст абҷадхони ишқ,
Саршиносӣ ғайбу саргардони ишқ,
Ин ҳама худ рафт, баргӯ андаке,
То ту кай хоҳӣ шудан бо ман яке.
Чун бинои васли ту бар асл буд,
Ҳар чи кардам, бар умеди васл буд.
Васл бояд, ошноӣ ёфтан,
Чанд хоҳам дар ҷудоӣ тофтан.
Боз духтар гуфт, к- ай пири асир,
Ман гаронкобинаму ту бас фақир.
Симу зар бояд маро, ай бехабар,
Кай шавад бе сим кори ту чу зар?!
Чун надорӣ зар, сари худ гиру рав,
Нафқае бистон зи ман, ай пиру рав.
Ҳамчу Хуршеди сабукрав фард бош,
Сабр кун мардонавору мард бош.
Шайх гуфт:- Ай сарвқадди симбар,
Аҳд некӯ мебарӣ алҳақ ба сар.
Кас надорам ҷуз ту, ай зебонигор,
Даст аз ин шева сухан охир бидор.
Ҳар даме навъе дигар андозиям,
Дар сар андозӣ, ба сар андозиям.
Хуни дил бе ту бих(в)ардам, ҳар чӣ буд,
Дар сари кори ту кардам, ҳар чӣ буд!
Дар раҳи ишқи ту ҳар ч- ам буд, шуд,
Куфру ислому зиёну суд, шуд.
Чанд дорӣ беқарорам з- интизор?
Ту надорӣ инчунин бо ман қарор.
Ҷумлаи ёрон зи ман баргаштаанд,
Душмани ҷони мани саргаштаанд.
Ту чунин, эшон чунон, ман чун кунам,
Чун на дил монду на ҷон, ман чун кунам!
Дӯстат медорам, ай исосиришт,
Бо ту дар дӯзаҳ ки бе ту дар биҳишт!

Оқибат чун Шайх омад марди ӯ,
Сӯхт дил он моҳро бар дарди ӯ.
Гуфт:- Кобини маро, ай мустаҳом,
Хукбонӣ боядат соле тамом.
Чунки соле бигзарад бо ту ба ҳам,
Умр бигзорем дар шодиву ғам.
Шайх аз фармони ҷонон сар натофт,
К- он ки сар тобад зи ҷонон, бар наёфт.
Рафт Шайхи Каъбаву пири кибор,
Хукбонӣ кард соле ихтиёр.
Дар ниҳоди ҳар касе сад хук ҳаст,
Хук бояд гашт, ё зуннор баст.
Ту чунон занн мебарӣ, ай ҳеч кас,
К- ин хатар он пирро афтоду бас.
Дар даруни ҳар касе ҳаст ин хатар,
Сар бурун орад, чу ояд дар сафар.
Ту зи хуки хеш агар огаҳ наӣ,
Сахт маъзурӣ, ки марди раҳ наӣ!
Гар қадам дар раҳ ниҳӣ, ай марди кор,
Ҳам буту ҳам хук бинӣ сад ҳазор.
Хук куш, бут сӯз дар саҳрои ишқ
В- арна ҳамчун Шайх шав расвои ишқ!

## ДАРМОНДАНИ МУРИДОН БА КОРИ ШАЙХ ВА МУРОҶИЪАТ КАРДАН БА КАЪБА

Оқибат чун Шайх тарсоӣ гузид,
Дар тамоми Рум ғавғо шуд падид.
Ҳамнишинонаш ҳама дар монда сахт,
Моту ҳайрон, хастаҷону тирабахт.
Чун бididанд он гирифтории ӯ,
Боз гардиданд аз ёрии ӯ.

Ҷумла аз шӯхии ӯ бигрехтанд,
Аз ғами ӯ хок бар сар рехтанд.
Буд ёре дар миёни ҷамъ чуст,
Пеши Шайх омад, ки ай дар кор суст,
Меравам имшаб ба сӯйи Каъба боз,
Чист фармон, боз бояд гуфт роз!
Ё ҳама ҳамчун ту тарсоӣ кунем,
Хешро дар кеши расвоӣ кунем.
Ё туро дорем аз ин роҳ боз,
Гарчи моро нест барги роҳу соз.
Инчунин танҳот напсандем мо,
Ҳамчу ту зуннор барбандем мо.
Ё чу натвонем дидат ҳамчунин,
Зуд бигрезем бе ту з- ин замин.
Мӯътакиф дар Каъба биншинем мо,
То бубинем, он чӣ мебинем мо.
Шайх гуфто:- Ҷони ман пурдард буд,
Ҳар куҷо хоҳед, бояд рафт зуд!
То маро ҷон ҳаст, Дайрам ҷой бас,
Духтари тарсои рӯҳафзой бас.
Менадонед арчи бас озодаед,
З- он ки ин ҷо кор ноафтодаед.
Гар шуморо кор афтодӣ даме,
Ҳамдаме будӣ маро дар ҳар ғаме.
Боз гардед, ай рафиқони азиз,
Менадонам, то чи хоҳад буд низ.
Гар зи мо пурсанд, баргӯед рост,
К- он зи по афтода, саргардон куҷост!
Чашм пурхуну даҳан пурзаҳр монд,
Дар даҳони аждаҳои қаҳр монд.
Ҳеч кофир дар ҷаҳон надҳад ризо,
Он чи кард он пири ислом аз қазо.
Рӯйи тарсое намудандаш зи дур,
Шуд зи ақлу дину шайхӣ носабур.



Зулфи ӯ чун ҳалқа дар ҳалқаш фиканд,
Дар зафони ҷумлаи халқаш фиканд.
Гар маро дар сарзаниш гирад касе,
Гӯ, дар ин раҳ инчунин афтад басе.
Дар чунин раҳ, ки на бун дорад, на сар,
Кас мабодо эмин аз хавфу хатар.
Ин бигуфту рӯй аз ёрон битофт,
Хукбониро сӯйи хукон шитофт.
Оқибат рафтанд сӯйи Каъба боз,
Монда ҷон дар сӯхтан, тан дар гудоз.
Баски ёрон дар ғамаш бигристанд,
Ҳар замон аз пас ҳаме нигристанд.
Шайхашон дар Рум танҳо мондае,
Дода дин барбоду тарсо мондае.
В- он гаҳ эшон аз ҳаё ҳайрон шуда,
Ҳар яке дар гӯшае пинҳон шуда.
Шайхро дар Каъба ёре чуст буд,
Дар иродат сахту собит менамуд.
Буд бас бинандаву бас роҳбар,
З- ӯ набудӣ Шайхро огоҳтар.
Шайх чун аз Каъба шуд сӯйи сафар,
Ӯ набуд он ҷойгаҳ ҳозир магар,
Чун муриди Шайх боз омад ба ҷой,
Буд аз Шайхаш тиҳӣ хилватсарой.
Бозпурсид аз муридон ҳоли Шайҳ
Бозгуфтандаш ҳама аҳволи Шайх.
К- аз қазо ӯро чӣ бор омад ба бар
В- аз қадар ӯро чӣ кор омад ба сар.
Мӯйи тарсое ба як мӯяш бибаст,
Роҳ бар имон зи сад сӯяш бибаст.
Ишқ мебозад кунун бо зулфу хол,
Хирқа гашташ михрақа, ҳолаш муҳол.
Дастҳо бардошта аз тоъат ӯ,
Хукбонӣ мекунад ин соъат ӯ.



Ин замон он хоҷаи бисёрдард
Саҷяи саддонаро зуннор кард.
Гарчи Шайхи мо басе дар дин битохт,
Аз куҳангабре кунун натвон шинохт.
Чун мурид он қисса бишнид, аз шигифт
Рӯй чун зар карду зорӣ даргирифт.
Бо муридон гуфт:- Ай тардоманон,
Дар вафодорӣ на мардон, на занон,
Ёри корафтода бояд сад ҳазор,
Ёр н- ояд ҷуз чунин рӯзе ба кор!
Гар шумо будед ёри Шайхи хеш,
Роҳи ёрӣ аз чӣ бигрифтед пеш?!
Шарматон бод, охир ин ёрӣ бувад?
Ҳақшиносиву вафодорӣ бувад!
Чун ниҳод он Шайх бар зуннор даст,
Ҷумларо зуннор мебоист баст.
Аз бараш амдан намебоист шуд,
Ғайри тарсо худ куҷо шоист шуд!
Ин на ёриву мувофиқ будан аст,
К- он чи кардед, аз мунофиқ будан аст!
Ҳар кӣ ёри хешро ёвар шавад,
Ёр бояд буд, агар кофар шавад!
Вақти нокомӣ тавон донист ёр,
Худ бувад дар комронӣ сад ҳазор!
Шайх чун афтод дар коми наҳанг,
Ҷумла з- ӯ бигрехтанд аз ному нанг.



Ишқро бунёд бар бадномӣ аст,
Ҳар кӣ з- ин сар сар кашад, аз хомӣ аст.
Ҷумла гуфтанд, он чи гуфтӣ пеш аз ин,
Борҳо гуфтем бо ӯ беш аз ин.
Азми он кардем, то бо ӯ ба ҳам
Умр бигзорем дар шодиву ғам.

Зӯҳд бифрӯшему расвоӣ кунем,
Дин барандозему тарсоӣ кунем.
Лек рӯй он дид Шайхи корсоз,
К- аз бари ӯ як ба як гардем боз.
Чун надид аз ёрии мо Шайх суд,
Боз гардонид моро Шайх зуд.
Мо ҳама бар ҳукми ӯ гаштем боз,
Қисса баргуфтему нанҳуфтем роз.
Баъд аз он асҳобро гуфт он мурид:
— Гар шуморо кор будӣ бар мазид,
Ҷуз дари Ҳақ нестӣ ҷойи шумо,
Дар ҳузур астӣ саропойи шумо.
Дар тазаррӯъ доштан дар пеши Ҳақ
Ҳар яке бурдӣ бар он дигар сабақ.
Худ чаро аз Шайх кардед эҳтироз,
Аз дари Ҳақ баҳри чӣ гаштед боз?
Чун шунуданд ин сухан, аз аҷзи хеш
Барнаёварданд як тан сар зи пеш.
Мард гуфт:- Акнун аз ин хилҷат чӣ суд,
Кор чун афтод, бархезем зуд.
Лозими даргоҳи Ҳақ бошем мо,
Дар тазаррӯъ хок мепошем мо.
Пераҳан пӯшем аз коғаз ҳама,
Даррасем охир ба Шайхи х(в)ад ҳама.
Ҷумла сӯйи Рум рафтанд аз Араб,
Мӯътакиф гаштанд пинҳон рӯзу шаб.
Бар дари Ҳақ ҳар якеро сад ҳазор
Гаҳ шафоъат, гоҳ зорӣ буд кор.
Ҳамчунин то чил шабонрӯзи тамом
Сар напечиданд ҳеч аз як мақом.
Ҷумларо чил шаб на хур буду на хоб,
Ҳамчу шаб чил рӯз не нону на об.
Аз тазаррӯъ кардани он қавми пок
Дар фалак афтод ҷӯше саъбнок.



Сабзпӯшон дар фарозу дар фуруд
Ҷумла пӯшиданд аз мотам кабуд.
Охируламр он кӣ буд ӯ пешсаф,
Омадаш тири дуъое бар ҳадаф.
Баъди чил шаб он муриди покбоз
Буд андар хилват аз худ рафта боз.
Субҳдам боде баромад мушкбор,
Шуд ҷаҳони кашф бар дил ошкор.
Мустафоро дид, меояд чу моҳ,
Дар бар афканда ду гесӯйи сиёҳ.
Сояи Ҳақ Офтоби рӯйи ӯ,
Сад ҷаҳон ҷон вақфи ҳар як мӯйи ӯ.
Мехиромиду табассум менамуд,
Хешро ҷон андар ӯ гум менамуд.
Он мурид ӯро чу дид, аз ҷой ҷаст,
К- ай Набиюллоҳ, дастам гир, даст!
Раҳнамои халқ, аз баҳри худой,
Шайхи мо гумроҳ шуд, роҳаш намой.
Мустафо гуфт:- Ай ба ҳиммат бас баланд,
Рав, ки Шайхатро бурун кардам зи банд.
Ҳиммати олит кори хеш кард,
Дам назад, то Шайхро дар пеш кард.
Дар миёни Шайху Ҳақ аз дер гоҳ
Буд гардеву ғуборе бас сиёҳ.
Ин ғубор аз роҳи ӯ бардоштем,
Дар миёни зулматаш нагзоштем.
Кардам аз баҳраш шафоъат шабнаме,
Мунташир бар рӯзгори ӯ ҳаме.
Он ғубор акнун зи раҳ бархоста,
Тавба биншаста, гунаҳ бархоста.
Ту якин медон, ки сад олам гуноҳ
Аз тафи як тавба бархезад зи роҳ.
Баҳри эҳсон чун дарояд мавҷзан,
Маҳв гардонад гуноҳи марду зан.

Мард аз шодии он мадҳуш шуд,
Наърае зад, к- осмон дар ҷӯш шуд.
Ҷумлаи асҳобро огоҳ кард,
Муждагонӣ доду азми роҳ кард.
Рафт бо асҳоб гирёну давон,
То расид ӯ назди Шайхи хукбон.
Шайхро диданд чун оташ шуда,
Дар миёни беқарорӣ х(в)аш шуда.
Ҳам фиканда буд ноқус аз даҳон,
Ҳам гусаста буд зуннор аз миён.
Ҳам кулоҳи габракӣ андохта,
Ҳам зи тарсоӣ дилаш пардохта.
Шайх чун асҳобро аз дур дид,
Хештанро дар миёни нур дид.
Ҳам зи хиҷлат ҷома бар тан чок кард,
Ҳам ба дасти аҷз бар сар хок кард.
Гоҳ чун абр ашки хунин мефишонд,
Гоҳ даст аз ҷони ширин мефишонд.
Гаҳ зи оташ пардаи гардун бисӯхт,
Гаҳ зи хиҷлат бар тани ӯ хун бисӯхт.
Ҳикмату асрору «Қуръон»- у хабар
Шуста буданд аз замираш сар ба сар,
Ҷумла бо ёд омадаш якборагӣ,
Боз раст аз ҷаҳлу аз бечорагӣ.
Чун ба ҳоли худ фурӯ нигристӣ,
Дар суҷуд афтодиву бигристӣ?!
Ҳамчу гул аз хуни дил оғашта буд
В- аз хиҷолат дар арақ гум гашта буд.
Чун бидидандаш чунон асҳобино
Монда дар андӯҳу шодӣ мубтало.
Пеши ӯ рафтанд саргардон ҳама
В- аз пайи шукрона ҷонафшон ҳама.
Шайхро гуфтанд:- Ай пай бурда роз,
Меғ шуд аз пеши Хуршеди ту боз.



Хост аз раҳ куфру пас имон нишаст,
Бутпарасти Рум шуд яздонпараст.
Мавҷ зад ногоҳ дарёи қабул,
Шуд шафоъатхоҳи кори ту расул.
Ин замон шукрона олам- олам аст,
Шукр кун Ҳақро, чӣ ҷойи мотам аст!
Шукр Яздонро, ки аз дарёи Қор
Кард роҳе ҳамчу Хуршед ошкор.
Он ки донад кард рӯшанро сиёҳ,
Тавба донад дод бо чандин гуноҳ.
Оташе аз тавба чун бифрӯзад ӯ,
Ҳар чи бошад, ҷумла барҳам сӯзад ӯ.
Қисса кӯтаҳ мекунам з- ин ҷойгоҳ,
Будашон алқиссса ҳолӣ азми роҳ.
Шайх ғусле карду шуд дар хирқа боз,
Рафт бо асҳоби худ сӯйи Ҳиҷоз.
Чун дар омад духтари тарсо зи хоб,
Мавҷ зад нур аз дилаш чун Офтоб.
Офтоб он гоҳ бикшода зафон
Гуфт:- Ҳон, шав аз пайи Шайхат равон.
Мазҳаби ӯ гиру хоки ӯ бибош,
Ай палидаш карда, поки ӯ бибош!
Ӯ чу омад дар раҳи ту бе маҷоз,
Дар ҳақиқат ту раҳи ӯ гир боз.
Раҳзанаш будӣ, ба роҳи ӯ дарой,
Чун ба роҳ омад, ту ҳамроҳӣ намой.
Аз раҳаш бурдӣ, кунун ҳамраҳ бибош,
Чанд аз ин беогаҳӣ, огаҳ бибош.
Духтари тарсо аз он некӯ хитоб
Шуд гирифтори ҳазорон печу тоб.
Дар дилаш дарде даромад, ай аҷаб,
Беқарораш кард он дард аз талаб.
Оташе дар ҷони сармасташ фитод,
Даст дар дил зад, дил аз дасташ фитод.



Менадонист ӯ, ки ҷони беқарор
Дар даруни ӯ чӣ тухм орад ба бор.
Дид худро дар аҷойиб оламе,
Кораш афтоду набудаш ҳамдаме.
Оламе, к- он ҷо нишони роҳ нест,
Гунг бояд шуд, зафон огоҳ нест.
Дарзамон он нозу нахват в- он тараб
Ҳамчу борон рехт аз вай, ай аҷаб.
Наъразан, ҷомадарон берун давид,
Хок бар сар дар миёни хун давид.
Бо диле пурдарду ҷисме нотавон
Аз пайи Шайху муридон шуд равон.
Ҳамчу абре ғарқа дар хай медавид,
Дода дил аз дасту дар пай медавид.
Менадонист ӯ, ки дар саҳрову дашт
Аз кадомин сӯй мебояд гузашт.
Оҷизу саргашта менолид хуш,
Рӯйи худ дар хок мемолид хуш.
Ҳар замон мегуфт бо аҷзу ниёз,
К- ай карими роҳдони корсоз,
Аврате дармондаву бечораам,
Аз диёру хонумон овораам.
Марди роҳи чун туеро раҳ задам,
Ту мазан бар ман, ки бе огаҳ задам.
Баҳри қаҳҳоритро биншон зи ҷӯш,
Ман надонистам, хато кардам, бипӯш.
Ҳар чи кардам, бар мани мискин магир,
Дин пазируфтам, маро бедин магир!
Шайхро эълом карданд аз дарун,
К- омад он духтар зи тарсоӣ бурун.
Ошноӣ ёфт бо даргоҳи мо,
Кораш афтод ин замон бо роҳи мо.
Шайх ҳолӣ боз гашт аз раҳ чу бод,
Боз шӯре дар муридон уфтод.



Ҷумла гуфтандаш:-Зи сар бозат чӣ буд,
Тавбаву чандин таку тозат чӣ буд?
Бори дигар ишқбозӣ мекунӣ,
Бо ниёзе бениёзӣ мекунӣ!
Ҳоли духтар Шайх бо эшон бигуфт,
Ҳар кӣ он бишнид, тарки ҷон бигуфт.
Шайху асҳобаш зи пас рафтанд боз,
То расид он ҷо, ки буд он дилнавоз.
Зард медиданд чун зар рӯйи ӯ,
Гум шуда дар гарди раҳ гесӯйи ӯ!
По бараҳна, пора карда ҷома пок,
Бар мисоли мурдае бар рӯйи хок.
Чун бидид он моҳ шайхи хешро,
Ғашше бигрифт он бути дилрешро.
Пас бибурд он моҳро аз ғашши хоб,
Шайх бар рӯяш фишонд аз дида об.
Чун назар афканд бар Шайх он нигор,
Ашкборон гашт чун абри баҳор.
Дида бар аҳду вафойи ӯ фиканд,
Хешро дар дасту пойи ӯ фиканд.
Гуфт:-Аз ташвири ту ҷонам бисӯхт,
Беш аз ин дар парда натвонам бисӯхт.
Барфикан ин парда, то огаҳ шавам,
Роҳ бинмо, то ки марди раҳ шавам.
Арза кун исломy бинмо роҳи Ҳақ,
Ай гузиншайхи майи огоҳи Ҳақ.
Шайх бар вай арзаи ислом дод,
Ғулғуле дар ҷумлаи ёрон фитод.
Чун шуд он бутрӯй аз аҳли аён,
Ашки ёрон мавҷзан шуд он замон.
Охируламр он санам чун роҳ ёфт,
Завқи имон дар дили огоҳ ёфт.
Шуд дилаш аз завқи имон беқарор,
Ғам дар омад гирди ӯ бе ғамгусор.

Гуфт:-Шайхо, тоқати ман гашт тоқ,
Ҳеч тоқат менаёрам дар фироқ.
Меравам з- ин хокдони пурсудоъ,
Алвидоъ, ай шайхи олам, алвидоъ!
Чун маро кӯтоҳ хоҳад шуд сухун,
Оҷизам, афвам куну хасмӣ макун.
Ин бигуфт он моҳу даст аз ҷон фишонд,
Ними ҷоне дошт, бар ҷонон фишонд.
Гашт пинҳон Офтобаш зери меғ,
Ҷони ширин з- ӯ ҷудо шуд, ай дареғ!
Қатрае буд ӯ дар ин баҳри маҷоз,
Сӯйи дарёи ҳақиқат рафт боз.
Ҷумла чун бо вай зи олам меравем,
Рафт ӯву мо ҳама ҳам меравем.
Инчунин омад басе дар роҳи ишқ,
Ин касе донад, ки ҳаст огоҳи ишқ.
Ҳар чи мегӯянд дар раҳ, мумкин аст,
Раҳмату навмеду макру эмин аст!
Нафс ин асрор натвонад шунуд,
Бе насиба гӯй натвонад рабуд!
Ин ба гӯши ҷону дил бояд шунид,
Не ба нақши обу гил бояд шунид!
Ҷанги дил бо нафс ҳар дам сахт шуд,
Навҳае мехон, ки мотам сахт шуд!

## МАҚОЛАИ ХОМИС АШАР (15) ИТТИФОҚ КАРДАНИ МУРҒОН БАРОИ РАФТАН БА СӮЙИ СИМУРҒ

Чун шуниданд ин ҳикоят он ҳама,
Он замон гуфтанд тарки ҷон ҳама.
Бурд Симурғ аз дили эшон қарор,
Ишқ дар ҷонаш яке шуд сад ҳазор.



Азми раҳ карданд, азме бас дуруст,
Аз барои раҳ сипардан гашта чуст.
Ҷумла гуфтанд:- Ин замон моро ба накд
Пешвое бояд андар ҳаллу акд.
То бувад дар роҳ моро раҳбаре,
З- он ки натвон рафт роҳи худсарӣ
Дар чунин раҳ соҳибе бояд шигарф,
То тавон бигзашт з- ин дарёи жарф.
Ҳокими худро ба ҷон фармон барем,
Ҷуз ба ҳукму амри ӯ раҳ наспарем.
То бувад охир дар ин майдони лоф,
Бори мо афтад ба ҷо дар кӯҳи Қоф.
Зарра дар Хуршеди воло уфтад,
Сояи Симурғ бар мо уфтад.
Оқибат гуфтанд:-Ҳоким нест кас,
Қуръа бояд зад, тариқ ин асту бас.
Қуръа бар ҳар кас фитад, сарвар шавад,
Дар миёни кеҳтарон меҳтар шавад.
Чун ба дасти қуръашон афтод кор,
Дил гирифт он беқароронро қарор.
Чун расид ин ҷо сухан, кам гашт ҷӯш,
Ҷумлаи мурғон шуданд он ҷо хамӯш.
Қуръа афканданду бас лойиқ фитод,
Қуръашон бар Ҳудҳуди ошиқ фитод.
Ҷумла ӯро раҳбари худ сохтанд,
Гар ҳамефармуд, сар мебохтанд.
Аҳд карданд он ҳама, к- ӯ сарвар аст,
Ҳам дар ин раҳ пешрав, ҳам раҳбар аст.
Ҳукм ҳукми ӯст, фармон низ ҳам,
З- ӯ дареғе нест тан, ҷон низ ҳам.
Ҳудҳуди ҳодӣ чу омад паҳлавон,
Тоҷ бар фарқаш ниҳоданд он замон.
Сад ҳазорон мурғ дар роҳ омаданд,
Соябони моҳию моҳ омаданд.

Чун падид омад сари доде зи роҳ,
«Аннафир» аз қавм бар шуд то ба моҳ.
Ҳайбате з- он роҳ бар ҷон уфтод
В- оташе бар ҷони эшон уфтод.
Баркашиданд он ҳама бар якдигар,
Чӣ пару чӣ бол, чӣ пову чӣ сар.
Ҷумла даст аз ҷон бишуста покбоз,
Бори эшон бас гарону раҳ дароз.
Буд роҳе холӣ аз сайр, ай аҷаб,
Заррае на шарру на хайр, ай аҷаб.
Буд хомӯшиву оромиш дар ӯ,
Не физоиш буду не коҳиш дар ӯ.
Солике гуфто, ки раҳ холӣ чарост?
Ҳудҳудаш гуфт:-Ин зи иззи подшост!

## ҲИКОЯТ

Боязид омад шабе берун зи шаҳр,
Аз хурӯши халқ холӣ дид даҳр.
Моҳтобе буд бас оламфурӯз,
Шаб шуда аз партави он ҳамчу рӯз.
Осмон пуранҷуми ороста,
Ҳар яке кори дигарро хоста.
Шайх чандоне, ки дар саҳро бигашт,
Кас намеҷунбид дар саҳрову дашт.
Шӯрише дар вай падид омад ба зӯр,
Гуфт:-Ё раб, дар дилам афтод шӯр!
Бо чунин рифъат, ки даргоҳи туост,
Инчунин холӣ зи муштоқон чарост?
Ҳотифе гуфташ, ки ай ҳайрони роҳ,
Ҳар касеро роҳ надҳад подшоҳ.
Иззати ин дар чунин кард иқтизо,
К- аз дари мо дур бошад ҳар гадо.



Чун ҳарими иззи мо нур афканад,
Ғофилони хуфтаро дур афканад.
Солҳо буданд мардон интизор,
То якеро бор бошад аз ҳазор!

## МАҚОЛАИ СОДИС АШАР(16) ДАР МУШОВАРАИ МУРҒОН БО РОҲБАРИ ХУД

Ҷумлаи мурғон зи ҳавлу бими роҳ,
Болу пар пурхун бароварданд оҳ.
Роҳ медиданду поён нопадид,
Дард медиданду дармон нопадид.
Боди истиғно чунон часті дар ӯ,
К- осмонро пушт бишкасті дар ӯ.
Дар биёбоне, ки товуси фалак
Ҳеч месанҷад дар ӯ бе ҳеч шак,
Кай бувад мурғи дигарро дар ҷаҳон
Тоқати он роҳ ҳаргиз як замон.
Чун битарсиданд он мурғон зи раҳ,
Ҷамъ гаштанд он ҳама як ҷойгаҳ.
Пеши Ҳудҳуд омаданд аз худ шуда,
Толиби андарзи он Ҳудҳуд шуда.
Пас бад ӯ гуфтанд, ай донои роҳ,
Бе адаб натвон шудан дар пешгоҳ.
Ту басе пеши Сулаймон будаӣ,
Бар бисоти мулки султон будаӣ.
Расми хидмат сар ба сар донистаӣ,
Мавзеъи амну хатар донистаӣ.
Ҳам фарозу шеби ин раҳ дидаӣ,
Ҳам басе гирди ҷаҳон гардидаӣ.
Ройи мо он аст ин соат ба накд,
Чун туӣ моро имоми ҳаллу акд,

Бар сари минбар шавӣ ин ҷойгоҳ,
Пас бисозӣ қавми худро сози роҳ.
Шарҳ гӯйӣ расму одоби мулук,
З- он ки натвон кард бар ҷаҳл ин сулук.
Ҳар якеро ҳаст дар дил мушкиле,
Мебибояд роҳро фориғдиле.
Чун бипурсем аз ту мушкилҳои худ,
Бистурем он шубҳат аз дилҳои худ.
Мушкили дилҳои мо ҳам кун нахуст,
То кунем аз баъди он азми дуруст.
Мо куҷо донем ин роҳи дароз,
Дар миёни шубҳа чун монем боз.
Дил чу фориғ гашт, тан дар раҳ диҳем,
Бе дилу тан сар бад- он даргаҳ ниҳем.

## МАВЪИЗА ГУФТАНИ ҲУДҲУД МУРҒОНРО

Баъд аз он Ҳудҳуд суханро боз кард,
Бар сари курсӣ шуду оғоз кард.
Ҳудҳуде бо тоҷ чун бар тахт шуд,
Ҳар кӣ рӯяш дид, олибахт шуд.
Пеши Ҳудҳуд сад ҳазорон бештар
Саф заданд аз хайли мурғон сар ба сар.
Пеш омад булбулу қумрӣ ба ҳам,
То шаванд он ҳар ду тан муқрӣ ба ҳам.
Булбулу қумрӣ чу ҳамроз омаданд,
Чун ду муқрии хушовоз омаданд.
Ҳар ду алҳон баркашиданд он замон,
Ғулғуле афтод з- эшон дар ҷаҳон.
Лаҳни эшон ҳар киро дар гӯш шуд,
Бекарорӣ омаду мадҳуш шуд.
Ҳар якеро ҳолате омад падид,
Кас на бо худ буду не бе х(в)ад падид.

Баъд аз он Ҳудҳуд сухан оғоз кард,
Парда аз рӯйи маъонӣ боз кард.

## МАҚОЛАИ СОБИЪ АШАР (17)
## БАЁНИ ИШКОЛИ МУРҒЕ

Сойиле гуфташ, ки ай бурда сабақ,
Ту ба чӣ аз мо сабақ бурдӣ ба ҳақ.
На ту чун моиву моро чун ту рост,
Дар миёни мо тафовут аз чӣ хост!
Чӣ гунаҳ омад зи ҷисму ҷони мо,
Қисми ту софиву дурдӣ они мо.
Гуфт:-Ай сойил, Сулаймонро ҳаме
Чашм афтодаст бар мо як даме.
Не ба сим ин ёфтам ман, не ба зар,
Ҳаст ин давлат маро аз як назар.
Кай ба даст орад ба тоъат он касе,
З- он ки кард Иблис ин тоъат басе.
В- ар касе гӯяд, набояд тоъате,
Лаънате борад бар ӯ ҳар соъате.
Ту макун дар як нафас тоъат раҳо,
Пас манеҳ тоъат, чу кардӣ бар баҳо.
Ту ба тоъат умри худ мебар ба сар,
То Сулаймон бар ту андозад назар.
Чун ту мақбули Сулаймон омадӣ,
Ҳар чӣ гӯям, бештар з- он омадӣ!

## ҲИКОЯТ

Гуфт рӯзе шоҳ Маҳмуд аз қазо
Уфтода буд аз лашкар ҷудо.

Боди так меронд танҳоӣ, яке
Бар лаби дарё бидидаш кӯдаке.
Дар буни дарё фиканда буд шаст,
Шаҳ саломаш карду дар пешаш нишаст.
Кӯдакак андӯҳгин биншаста буд,
Ҳам дилаш оғушта, ҳам ҷон хаста буд.
Гуфт:-Ай кӯдак, чароӣ ғамзада,
Ман надидам чун ту як мотамзада.
Кӯдакаш гуфт:-Ай амири пурҳунар,
Ҳафт тифлем, ин замон мо бепадар.
Модаре дорем, барҷомондае,
Сахт дарвешем, танҳо рондае.
Аз барои рӯзии ҳар рӯз дом
Ман дарандозам, нишинам то ба шом.
То бигирам моҳие бо сад заҳир,
Қути мо ин аст ҳар шаб, ай амир!
Шоҳ гуфто:-Хоҳӣ, ай тифли дижам,
То кунам анбозие бо ту ба ҳам.
Гашт кӯдак розиву анбоз шуд,
Шоҳ андар баҳр шастандоз шуд.
Шасти кӯдак давлати шоҳӣ гирифт,
Лоҷарам он рӯз сад моҳӣ гирифт.
Он ҳама моҳӣ чу кӯдак дид пеш
Гуфт:-Ин давлат аҷаб дорам зи хеш.
Толеъе дорӣ ба давлат, ай ғулом,
К- ин ҳама моҳӣ дарафтодат ба дом.
Шоҳ гуфто:-Кам набошад, ай писар,
Гар зи моҳигири худ ёбӣ хабар.
Давлати ту аз ман аст ин ҷойгоҳ,
З- он ки моҳигири ту шуд подшоҳ.
Ин бигуфту гашт бар маркаб савор,
Тифл гуфто:-Қисми худ кун бар канор!
Шоҳ гуфто:-Қисми имрӯзӣ туро,
Он чи фардо сайд афтад, он маро.



Сайди мо фардо ту хоҳӣ буду бас,
Лоҷарам, ман сайди худ надҳам ба кас.
Рӯзи дигар чун ба айвон боз шуд,
Хотири шаҳ дар пайи анбоз шуд.
Рафт сарҳангеву кӯдакро бихонд,
Шаҳ ба анбозиш бар маснад нишонд.
Булфузуле гуфт:-Шоҳо, ин гадост,
Шоҳ гуфто:-Ҳар чӣ ҳаст, анбози мост!
Чун пазируфтем, рад натвон- ш кард,
Ин бигуфту ҳамчу худ султон- ш кард.
Кард аз кӯдак талабгоре суол,
К- аз куҷо овардӣ охир ин ҷамол?
Гуфт:-Шодӣ омаду шеван гузашт,
З- он ки соҳибдавлатӣ бар ман гузашт!

## ҲИКОЯТ

Хуниеро кушт шоҳе дар иқоб,
Дид он шаб сӯфиеро ӯ ба хоб.
Дар биҳишти адн хандон мегузашт,
Гоҳ хуррам, гаҳ хиромон мегузашт.
Сӯфияш гуфто:-Ту хунӣ будаӣ,
Дойиман дар сарнагунӣ будаӣ.
Аз куҷо ин манзилат омад падид,
З- он чи ту кардӣ, бад- ин натвон расид.
Гуфт:- Чун хунам равон шуд бар замӣ,
Мегузашт он ҷо ҳабиби аъҷамӣ.
Дар ниҳон аз зери чашм он пири роҳ
Кард бар ман турфатулъайне нигоҳ.
Ин ҳама ташрифу сад чандин дигар
Ёфтам аз иззати он як назар.
Ҳар кӣ чашми давлате бар вай фишод,
Бар сари садри саъодат по ниҳод.

То наяфтад бар ту мардеро назар,
Аз вуҷуди хеш кай ёбӣ хабар.
Гар ту биншинӣ ба танҳоӣ басе,
Роҳ натвонӣ буридан бе касе!
Пир бояд роҳро, танҳо марав,
Аз сари амё дар ин дарё марав!
Пири мо лобуд зи роҳ омад туро,
Дар ҳама коре паноҳ омад туро.
Чун ту ҳаргиз роҳ нашносӣ зи чоҳ,
Бе асокаш кай тавонӣ бурд роҳ.
Не туро чашм асту на раҳ кӯтаҳ аст,
Пир дар роҳат қаловузи раҳ аст.
Ҳар кӣ шуд дар зилли соҳибдавлате,
Набвадаш дар роҳ ҳаргиз хиҷлате.
Ҳар кӣ ӯ бо давлате пайваста шуд,
Хор дар дасташ ҳама гулдаста шуд.

## ҲИКОЯТ

Ногаҳе Маҳмуд шуд сӯйи шикор,
Ӯ фитод аз лашкари худ бар канор.
Пирмарде хоркаш меронд хар,
Хори вай афтоду мехорид сар.
Дид Маҳмудаш чунон дармондае,
Хори ӯ афтодаву хар мондае.
Пеш шуд Маҳмуду гуфт:-Ай беқарор,
Ёр хоҳӣ? Гуфт:-Хоҳам, ай савор!
Гар маро ёрӣ кунӣ набвад гарон,
Ман кунам суд, ӯ туро набвад зиён.
Аз накӯрӯйит мебинам насиб,
Лутф набвад аз накӯрӯён ғариб.
Аз карам омад ба зер он шаҳрёр,
Бурд ҳолӣ дасти чун гул сӯйи хор.



Бори ӯ бар хар ниҳод он сарфароз,
Рахш сӯйи лашкари худ ронд боз.
Гуфт лашкарро, ки пири хоркаш
Бо харе меояд аз пас боркаш.
Раҳ фурӯ гиред аз ҳар сӯйи ӯ,
То бубинад рӯйи манро рӯйи ӯ.
Лашкараш бар пир бигрифтанд роҳ,
Раҳ намонд он пирро ҷуз пеши шоҳ.
Пир бо худ гуфт:-Бо лоғар харе
Чун барам раҳ, ин- т золим лашкаре!
Гарчи метарсид рӯйи шоҳ дид,
Ҳам ба сӯйи шоҳ рафтан роҳ дид.
Он харак меронд то наздики шоҳ,
Чун бидид ӯро, хиҷил шуд пири роҳ.
Дид зери чатр рӯйи ошно,
Дар тавозӯъ уфтоду дар дуъо.
Гуфт:-Ё раб, бо кӣ гӯям ҳоли хеш,
Кардаам Маҳмудро ҳаммоли хеш.
Шоҳ бо ӯ гуфт:-Ай дарвеши ман,
Чист кори ту, бигӯ дар пеши ман?!
Гуфт:-Медонӣ ту корам, каҷ мабоз,
Хештанро аъҷамисурат масоз!
Ман яке пирам муаттал, боркаш,
Рӯзу шаб дар дашт бошам хоркаш.
Хор бифрӯшам, харам нони тиҳӣ,
Метавонӣ, гар маро ноне диҳӣ!
Шаҳрёраш гуфт:-Ай пири нажанд,
Нарх кун, то зар диҳам, хорат ба чанд?
Гуфт:-Ай шаҳ ин зи ман арзон махар,
Кам набифрӯшам ба даҳ ҳамёни зар.
Лашкараш гуфтанд:-Ай аблаҳ, хамӯш,
Ин ду ҷав арзад, зиҳӣ арзонфурӯш!
Пир гуфто:-Ин ду ҷав арзад, вале- к
З- ин кам афтад, ин харидорест нек.



Муқбиле чун даст бар хорам ниҳод,
Хори ман сад гуна гулхорам ниҳод.
Гарчи ин хорест, к- арзон арзад ин,
Чун зи дасти ӯст, сад ҷон арзад ин!
Шаҳ чу бишнид ин сухан аз пири роҳ,
Дод бисёре зараш он ҷойгоҳ.
Лашкари шаҳ аз барои ҷоҳи хеш,
Ҷумла кардандаш нисор аз ҷой беш.
Шаҳрёраш дод дирҳам даҳ ҳазор
В-ин ҳикоят монд аз мо ёдгор!

## МАҚОЛАИ СОМИН АШАР (18)
## ИШКОЛИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфташ, ки ай пушту паноҳ,
Нотавонам, рӯй чун орам ба роҳ!
Ман надорам қуввату бас оҷизам,
Инчунин раҳ пеш н- ояд ҳаргизам.
Водие дур асту роҳи мушкилаш,
Ман бимирам дар нахустин манзилаш.
Кӯҳҳои оташин дар раҳ басест,
Инчунин коре на кори ҳар касест.
Сад ҳазорон сар дар ин раҳ гӯй шуд,
Баски хунҳо з- ин талаб дар ҷӯй шуд.
Сад ҳазорон оқил ин ҷо сар ниҳод
В- он ки ӯ нанҳод сар, бар сар фитод.
Дар чунин роҳе, ки мардон бериё
Чодаре бар сар кашиданд аз ҳаё,
Аз мани мискин чи хезад ҷуз ғубор,
Гар кунам азме, бимирам зор- зор!



## ҶАВОБ ГУФТАНИ ҲУДҲУД ӮРО

Ҳудҳудаш гуфт:-Ай фусурда чанд аз ин,
То ба кай дорӣ ту дил дар банд аз ин?!
Чун туро ин ҷойгаҳ қадр андакест,
Хоҳ мерав, хоҳ не, ҳар ду якест!
Ҳаст дунё чун наҷосат сар ба сар,
Халқ мемиранд дар вай дар ба дар.
Сад ҳазорон халқ ҳамчун кирми зард
Зор мемиранд дар дунё ба дард.
Мо агар охир дар ин мирем зор,
Беҳ, ки дар айни наҷосат хори хор.
Ин талаб гар аз ману аз ту хатост,
Гар бимирем аз ғам ин дам ҳам, равост.
Чун хатоии ҷаҳон бисёр ҳаст,
Як хатои дигарам ангор ҳаст.
Гар касеро ишқ бадномӣ бувад,
Беҳ зи канносиву ҳаҷҷомӣ бувад.
Сад ҳазорон халқ дар тарророянд,
Дар пайи дунёи дун мурдориянд.
Гирам ин савдо зи тарророрӣ кам аст,
Ту камаш гир, ин маро камтар ғам аст.
Кай аз ин савдо ту дил дарё кунӣ,
Чун ба тарророрӣ ҳама савдо кунӣ
Гар касе гӯяд ғурур аст ин ҳавас,
Чун расӣ он ҷо, ки нарсидаст кас!
Дар ғурури ин ҳавас гар ҷон диҳам,
Беҳ, ки дил бар хонаву дуккон ниҳам.
Ин ҳама дидему бишнидем мо,
Як нафас аз худ нагардидем мо.
Кори мо аз халқ шуд бар мо дароз,
Чанд аз ин муште гадои бениёз.

То намирам аз худу аз халқ пок,
Барнаёяд ҷони ман аз халқ пок.
Ҳар кӣ ӯ аз халқ куллӣ мурда нест,
Марди роҳу маҳрами ин парда нест!
Маҳрами ин парда ҷони огаҳ аст,
Зиндае аз халқ кай марди раҳ аст?
Пой дарнеҳ, гар ту ҳастӣ марди кор,
Чун занон даст охир аз дастон бидор.
Ту яқин дон, к- ин талаб аз кофирист,
Кор ин аст, ин на кори сарсарист.
Бар дарахти ишқ бебаргист бор,
Ҳар кӣ дорад барги ин, гӯ, сар дар ор!
Ишқ чун дар синае манзил гирифт,
Ҷони он касро зи ҳастӣ дил гирифт.
Мардро ин дард дар хун афканад,
Сарнагун аз парда берун афканад.
Як дамаш бо хештан накнад раҳо,
Бикшадаш, в- он гоҳ хоҳад хунбаҳо.
Гар диҳад обеш, набвад ҷуз заҳир,
Гар диҳад нонеш, набвад ҷуз фатир.
В- ар бувад аз заъф оҷизтар зи мӯр,
Ишқ беш орад бар ӯ ҳар лаҳза зӯр.
Мард чун афтод дар баҳри хатар,
Кай хурад як луқма ҳаргиз бе ҷигар!

## ҲИКОЯТ

Шайх Нуқонӣ ба Нишопур шуд,
Ранҷи роҳ омад бар ӯ, ранҷур шуд.
Ҳафтае бо жандае дар гӯшае
Гурсна афтода буд бе тӯшае.
Чун баромад ҳафтае, гуфт:-Ай Илоҳ,
Гирда ноне деҳ маро, кун сар ба роҳ.



Ҳотифе гуфташ:-Бирӯб ин лаҳза пок
Ҷумлаи майдони Нишопур хок.
Чун бирӯбӣ хоки майдон сар ба сар,
Ним ҷав зар ёбӣ, аз он нон бихар.
Гуфт:-Агар ҷорӯбу ғирболам будӣ,
Ваҷҳи нонеро чи ишколам будӣ.
Чун надорам ҳеч обе дар ҷигар,
Бе ҷигар нонам бидеҳ, хунам мах(в)ар.
Ҳотифаш гуфто, ки осон боядат,
Хокрӯбӣ кун, агар нон боядат!
Пир рафту кард зориҳо басе,
То ситад ҷорӯбу ғирбол аз касе.
Хок меруфту ба поён мешитофт,
Охирин ғирбол он зарпора ёфт.
Шодмон шуд нафси ӯ, к- он зар бидид,
Рафт сӯйи нонвову нон харид.
То ки марди нонво нонаш бидод,
Шуд ҳаме ҷорӯбу гирболаш зи ёд.
Оташе афтод андар ҷони пир,
Дар так афтоду баромад з- ӯ нафир.
Гуфт:-Чун ман нест саргардон кунун,
Зар надорам, то диҳам товон кунун.
Оқибат мерафт чун девонае,
Хешро афканд дар вайронае,
Чун дар он вайрона шуд хору дижам,
Дид бо ҷорӯби худ ғирбол ҳам.
Шодмон шуд пиру гуфто, к- ай Илоҳ,
Ин чаро кардӣ ҷаҳон бар ман сиёҳ!
Заҳр кардӣ нони ман бар ҷони ман,
Гӯ, бирав ҷон, боз гир ин нони ман!
Ҳотифаш гуфто, ки ай нохушманиш,
Хуш наёяд ҳеч нон бе нонхуриш.
Чун ниҳодӣ нони танҳо дар канор,
Дарфузудам нонхуриш, миннат бидор!

## ҲИКОЯТ

Буд он девона дил бархоста,
Тан бараҳна буду халқ ороста.
Гуфт:-Ё раб, ҷуббае деҳ муҳкамам,
Ҳамчу халқони дигар кун хуррамам.
Ҳотифе овоз доду гуфт:-Ҳин,
Офтобе гарм дорам, дарнишин.
Гуфт:-Ё раб, то каям дорӣ азоб,
Ҷуббае набвад туро беҳ з- Офтоб.
Гуфт:-Рав, даҳ рӯзи дигар сабр кун,
То туро як ҷубба бахшам бе сухун.
Чун бишуд даҳ рӯз марди сӯхта,
Ҷуббае овард марде дӯхта.
Сад ҳазорон пора бар вай беш буд,
З- он ки он бахшанда бас дарвеш буд.
Марди маҷнун гуфт:-Ай донои роз,
Жанда бар ҳам дӯхтӣ з- он рӯз боз.
Дар хизона ҷомаҳои ту бисӯхт,
К- ин ҳама жанда ҳамебоист дӯхт.
Сад ҳазорон жанда бар ҳам дӯхтӣ,
Инчунин дарзӣ зи кӣ омӯхтӣ!
Кор осон нест бо даргоҳи ӯ,
Хок мебояд шудан дар роҳи ӯ!
Бас касо омад бад- ин даргаҳ зи дур,
Гаҳ бисӯхту гаҳ фурӯхт аз нору нур.
Чун пас аз умре ба мақсуде расид,
Айни ҳасрат гашту мақсуде надид!



## ҲИКОЯТ

Робиъа дар роҳи Каъба ҳафт сол
Гашт бар паҳлу, зиҳӣ тоҷи риҷол.
Чун ба наздики ҳарам омад ба гом,
Гуфт:-Охир ёфтам ҳаҷҷе тамом.
Қасди Каъба кард рӯзи ҳаҷ гузор,
Шуд ҳаме узри занонаш ошкор.
Боз гашт аз роҳу гуфт:-Ай зулҷалол,
Роҳ паймудам ба паҳлу ҳафт сол.
Чун бидидам, рӯзи бозоре чунин
Уфкандӣ дар раҳам хоре чунин.
Ё маро дар хонаи худ деҳ қарор,
Ё на, андар хонаи хешам гузор.
То набошад ошиқе чун Робиъа,
Кай шиносад қадри соҳибвоқиъа?
То ту мегардӣ дар ин баҳри фусул,
Мавҷ бармехезад аз радду қабул.
Гаҳ зи пеши Каъба борат медиҳад,
Гаҳ даруни Дайр корат медиҳад.
Гар аз ин гирдоб сар берун кунӣ,
Ҳар нафас ҷамъияте афзун кунӣ.
В- ар дар ин гирдоб монӣ мубтало,
Сар басе гардад туро чун осиё.
Бӯйи ҷамъият наёбӣ як нафас,
Мебишӯлад вақти ту аз як магас.

## ҲИКОЯТ

Буд дар кунче яке девона хор,
Пеши ӯ шуд он азизи номдор.

Гуфт:-Мебинам туро аҳлияте,
Ҳаст дар аҳлиятат ҷамъияте.
Гуфт:-Чун ҷамъияте ёбам зи кас,
Чун халосам нест аз кайку магас.
Ҷумлаи рӯзам магас дорад азоб,
Ҷумлаи шаб н- оядам аз кайк хоб.
Ним пашша дар сари Намруд шуд,
Мағзи он саргаштадил пурдуд шуд.
Ман магар Намруди вақтам, к- аз ҳабиб
Пашшаву кайку магас дорам насиб.

## МАҚОЛАИ ТОСИЪ АШАР (19) ДАР УЗРИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфташ:-Гунаҳ дорам басе,
Бо гунаҳ чун раҳ барад он ҷо касе.
Чун магас олуда гардад бехилоф,
Кай сазад Симурғро дар кӯҳи Қоф?
Чун зи раҳ сар тофт марди бегуноҳ,
Кай тавонад ёфт қурби подшоҳ?!
Гуфт:-Ай ғофил, машав навмед аз ӯ,
Лутф мехоҳу карам ҷовид аз ӯ!
Гар ба осонӣ бияндозӣ сипар,
Кор душворат шавад, ай бехабар!
Гар набудӣ марди собитро қабул,
Кай будӣ ҳар шаб барои ӯ нузул.
Гар гунаҳ кардӣ, дари ӯ ҳаст боз,
Тавба кун, к- ин дар нахоҳад шуд фароз!
Гар дарой аз дари сидқе даме,
Сад футӯҳат пешбоз ояд ҳаме.



## ҲИКОЯТ

Карда буд он мард бисёре гуноҳ,
Тавба кард аз шарму боз омад ба роҳ,
Бори дигар нафс чун қувват гирифт,
Тавба бишкасту пайи шаҳват гирифт.
Муддате дигар зи роҳ афтода буд,
Дар ҳама навъ аз гуноҳ афтода буд.
Баъд аз он дарде даромад дар дилаш
В- аз хиҷолат кор шуд бас мушкилаш.
Чун ба ҷуз беҳосилӣ баҳра надошт,
Хост то тавба кунад, заҳра надошт.
Рӯзу шаб чун гандуме бар тобае,
Дил пуроташ, чашм пурхунобае.
Гар ғуборе дар раҳаш биншаста буд,
З- оби чашми ӯ ҳама рӯ шуста буд.
Дар саҳаргаҳ ҳотифаш овоз дод,
Созгораш карду кораш соз дод.
Гуфт:-Мегӯяд худованди ҷаҳон,
Чун дар аввал тавба кардӣ, ай фалон,
Афв кардам, тавба бипзируфтамат,
Метавонистам, вале нагрифтамат.
Бори дигар чун шикастӣ табва пок,
Додамат мӯҳлат, нагаштам хашмнок.
В- ар хаёл аст ин замон, ай бехабар,
Орзуи ту, ки боз ойӣ дигар,
Боз о охир, ки дар бикшодаем,
Ту ғиромат карда, мо истодаем!

## ҲИКОЯТ

Як шабе рӯҳаламин дар сидра буд,
Бонги «лаббайк»- е зи Ҳазрат мешунуд.
Бандае гуфт:-Ин замон мехонадаш,
Менадонам, то касе медонадаш.
Ин қадар донам, ки олӣ бандаест,
Нафси ӯ мурда- сту ӯ дилзиндаест.
Хост, то бишносад ӯро дарзамон,
З- ӯ нагашт огоҳ дар ҳафт осмон.
Дар замин гардид, дар дарё бигашт,
Не зи кӯҳаш ёфт бозу не зи дашт.
Сӯйи Ҳазрат боз шуд бо сад шитоб,
Ҳамчунон «лаббайк» меомад ҷавоб.
Аз камоли иззат ӯро сар бигашт,
Бори дигар гирди олам дарбигашт.
Ҳам надид он бандаро, гуфт:-Ай Худо,
Сӯйи ӯ охир маро роҳе намо!
Ҳақтаъоло гуфт:-Азми Рум кун,
Дар миёни Дайр шав, маълум кун.
Рафт Ҷабрилу бидидаш ошкор,
К- он замон мехонд бутро зор- зор.
Пас зафон бигшоду гуфт:-Ай бениёз,
Парда кун дар пеши ман з- ин роз боз!
Он ки дар дайре кунад бо бут хитоб,
Ту ба луфти худ диҳӣ ӯро ҷавоб.
Ҳақтаъоло гуфт:-Ҳаст ӯ дилсиёҳ,
Менадонад, з- он ғалат кардаст роҳ!
Гар зи ғафлат раҳ ғалат кард он сақат,
Ман чу медонам, накардам раҳ ғалат.
Ҳам кунун роҳаш диҳам то пешгоҳ,
Лутфи мо хоҳад шуд ӯро узрхоҳ.



Ин бигуфту роҳи ҷонаш баргушод,
Дар Худо гуфтан зафонаш баргушод.
То бидонӣ ту, ки ин он миллат аст,
К- он чи он ҷо меравад, беиллат аст,
Гар бар ин даргаҳ надорӣ ҳеч ту,
Ҳеч нест афканда, камтар печ ту.
На ҳама зӯҳди мусаллам мехаранд,
Ҳеч бар даргоҳи ӯ ҳам мехаранд!

## ҲИКОЯТ

Сӯфие мерафт дар Бағдод зуд,
Дар миёни роҳ овозе шунуд.
К- он яке гуфт:-Ангубин дорам басе,
Мефурӯшам сахт арзон, ку касе?
Шайхи сӯфӣ гуфт:-Ай марди сабур,
Медиҳӣ ҳече ба ҳече? Гуфт:-Дур!
Ту магар девонаӣ, ай булҳавас,
Кас ба ҳече кай диҳад чизе ба кас!
Ҳотифе гуфташ, ки ай сӯфӣ, дарой,
Як қадам з- он ҷо, ки ҳастӣ бартар ой!
То ба ҳече ман ҳама чизат диҳам
В- ар дигар хоҳӣ, басе низат диҳам!
Ҳаст раҳмат Офтобе тофта,
Ҷумлаи зарротро дарёфта.
Раҳмати ӯ бин, ки бо пайғамбаре
Дар итоб омад барои кофаре!

## ҲИКОЯТ

Ҳақтаъоло гуфт:- Қорун зор- зор
Хонд, ё Мӯсо, туро ҳафтод бор.



Ту надодӣ хеҷ бор ӯро ҷавоб,
Гар ба зорӣ як раҳам кардӣ хитоб.
Шохи ширк аз ҷони ӯ баркандаме,
Хилъати дин дар бараш афкандаме.
Кардӣ, ай Мӯсо, ба сад дардаш ҳалок,
Хоки роҳаш кардиву додӣ ба хок.
Гар ту ӯро офарида будаӣ,
Дар азобаш орамида будаӣ!
Он ки бар бераҳматон раҳмат кунад,
Аҳли раҳматро валинеъмат кунад.
Ҳаст дарёҳои фазлаш бедареғ,
Узрхоҳи ҷурми мо ашк асту меғ.
Ҳар киро бошад чунон бахшойише,
Кай тағайюр орад аз олойише!
Ҳар кӣ ӯ айби гунаҳкорон кунад,
Хешро аз хайли ҷабборон кунад!

## ҲИКОЯТ

Чун бимурд он марди муфсид дар гуноҳ,
Гуфт:-Мебурданд тобуташ ба роҳ,
Чун бидид он зоҳиде, кард эҳтироз,
То набояд кард бар муфсид намоз.
Дар шаб он зоҳид магар дидаш ба хоб
Дар биҳишту рӯй ҳамчун Офтоб.
Марди зоҳид гуфташ охир, ай ғулом,
Аз куҷо овардӣ ин олӣ маҳом!
Дар гунаҳ будӣ ту, то будӣ ҳама,
Пой то фарқат биёлудӣ ҳама!
Гуфт:-Аз бераҳмии ту Кирдгор
Кард раҳмат бар мани ошуфтакор!



* * *

Ишқбозӣ бин чӣ ҳикмат мекунад,
Мекунад инкору раҳмат мекунад.
Ҳикмати ӯ дар шаби чун парри зоғ
Кӯдакеро мефиристад бо чароғ.
Баъд аз он боде фиристад тезрав,
К- ин чароғи ӯ бикуш, бархез рав!
Пас бигирад тифлро дар раҳгузар
В- аз чӣ куштӣ ин чароғ, ай бехабар!
З- он бигирад тифлро, то дар ҳисоб
Мекунад бо ӯ ба сад шавкат итоб!
Гар ҳама кас ҷуз намозӣ нестӣ,
Ҳикматашро ишқбозӣ нестӣ!
Кори ҳикмат ҷуз чунин набвад тамом,
Лоҷарам худ инчунин омад тамом.
Дар раҳи ӯ сад ҳазорон ҳикмат аст,
Қатрае, з- он ҳисса баҳри раҳмат аст.
Рӯзу шаб ин ҳафт паргор, ай писар,
Аз барои туст дар кор, ай писар!
Тоъати рӯҳониён аз баҳри туст,
Хулду дӯзах акси луфту қаҳри туст.
Қудсиён ҷумла суҷудат кардаанд,
Ҷузву кул(л) ғарқи вуҷудат кардаанд.
Аз ҳақорат сӯйи худ мангар басе,
З- он ки мумкин нест беш аз ту касе!
Ҷисми ту ҷузв асту ҷонат кулли кул(л),
Хешро оҷиз бикун дар айни зул(л).
Кулли ту дартофт, ҷузват шуд падид,
Ҷони ту биштофт, узват шуд падид.
Нест тан аз ҷон ҷудо, ҷузве аз ӯст,
Нест ҷон аз кул(л) ҷудо, узве аз ӯст.
Чун адад набвад дар ин роҳи аҳад,
Ҷузву кул(л) гуфтан набошад то абад.

Сад ҳазорон абри раҳмат фавқи ту
Мебиборад, то физояд завқи ту.
Чун дарояд вақти рифъатҳои кул(л),
Аз барои туст хилъатҳои кул(л).
Ҳар чи чандоне малоик кардаанд,
Аз барои ту фазолик кардаанд.
Ҷумлаи тоъоти эшон Кирдгор
Бар ту хоҳад кард ҷовидон нисор!

## ҲИКОЯТ

Гуфт Аббоса, ки рӯзи растхез,
Чун зи ҳайбат халқ афтад дар гурез,
Осиёну ғофилонро аз гуноҳ
Рӯйҳо гардад ба як соат сиёҳ.
Халқи бе сармоя ҳайронмондае,
Ҳар яке навъе парешонмондае.
Ҳақтаъоло аз замин то нӯҳ фалак
Сад ҳазоронсола тоъат аз малак
Пок бистонад ҳама з- он қавми пок
В- афканад андар сари ин мушти хок.
Аз малоик бонг хезад, к- ай Илоҳ,
Аз чӣ бар мо мезанад ин халқ роҳ?!
Ҳақтаъоло гӯяд:-Ай рӯҳониён,
Чун шуморо нест з- ин суду зиён,
Хокиёнро кор мегардад тамом,
Нон барои гурсна бояд мудом!

## МАҚОЛАИ ИШРУН (20)
## ДАР УЗРИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфташ:-Муханнасгавҳарам,
Ҳар замоне мурғи шохе дигарам.
Гоҳ риндам, гоҳ зоҳид, гоҳ маст,
Гоҳ ҳасту нест, гоҳе несту ҳаст.



Гоҳ нафсам дар харобот афканад,
Гоҳ ҷонам дар муноҷот афканад.
Гаҳ барад, то бигзарад дев аз раҳам,
Гаҳ фаришта боз орад ногаҳам.
Ман миёни ҳар ду ҳайрон мондае,
Чун кунам, дар чоҳи зиндон мондае!

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД ӮРО

Ҳудҳудаш гуфто, ки ай ҳайрон зи роҳ,
Бар ҳама кас инчунин буд ҳукми шоҳ.
Ин хасоил бошад андар ҳар касе,
3- он ки марди яксифат набвад басе.
Гар ҳама кас пок буди аз нахуст,
Анбиёро кай шуди байъат дуруст!
Чун бувад дар тоъатат дилбастагӣ,
Бо салоҳ ойӣ ба сад оҳистагӣ.
То ки накнад нафс умре саркашӣ,
Тан фурӯ надҳад ба орому х(в)ашӣ.
Ай танӯристони ғафлат ҷойи ту,
Кардаӣ матлуб сар то пойи ту!
Ашк чун шангарфи асрори дил аст,
Сер хӯрдан чист?-Зангори дил аст!
Чун ту дойим нафси сагро парварӣ,
Кам наёяд аз муханнасгавҳарӣ!

## ҲИКОЯТ

Гум шуд аз Бағдод Шиблӣ чанд гоҳ,
Кас ба сӯйи ӯ куҷо мебурд роҳ.
Боз ҷустандаш ба ҳар мавзеъ басе,
Дар муханнасхонае дидаш касе.
Дар миёни он гурӯҳи беадаб
Чашми тар биншаста буду хушклаб.

Солике гуфт:-Ай бузурги роҳҷӯй,
Ин чи ҷойи туст, охир боз гӯй?!
Гуфт:-Ин қавманд аз тардоманӣ
Дар раҳи дунё чи марде чи зане.
Ман чу эшонам, вале дар роҳи дин,
Не зане дар дин, на марде чанд аз ин.
Гум шудам дар ноҷавонмардии хеш,
Шарм медорам ман аз мардии хеш.
Ҳамчу мардон зилли худ кун ихтиёр,
Кард бар истодагон бояд нисор.
Гар ту пеш ойӣ чу мӯре дар назар,
Хештанро аз буте бошӣ батар.
Мадҳу заммат гар тафовут мекунад,
Бутгаре, бошӣ, ки ӯ бут мекунад.
Гар ту Ҳақро бандаӣ, бутгар мабош,
Гар ту марди эзидӣ, Озар мабош!
Нест мумкин дар миёни хосу ом,
Аз мақоми бандагӣ бартар мақом.
Бандагӣ кун, беш аз ин даъвӣ маҷӯй,
Марди Ҳақ шав, иззат аз иззӣ маҷӯй!
Чун туро сад бут бувад дар зери далқ,
Чун намоӣ хешро сӯфӣ ба халқ?!
Ай муханнас, ҷомаи мардон мадор,
Хешро з- ин беш саргардон мадор!

## ҲИКОЯТ

Дар хусумат омаданду дар ҷафо
Ду мураққаъпӯш дар Дорулқазо.
Қозӣ эшонро ба кунҷе бурд боз,
Гуфт:-Сӯфӣ хуш набошад ҷангсоз.
Ҷомаи таслим дар бар кардаед,
Ин хусумат аз чӣ дар сар кардаед?!



Гар шумо ҳастед марди ҷангу кин,
Ин либос аз бар барандозед ҳин!
В- ар шумо ин ҷомаро аҳл омадед,
Дар хусумат аз сари ҷаҳл омадед!
Ман, ки қозиям, на марди маънавӣ,
З- ин муraққаъ шарм медорам қавӣ!
Ҳар дуро бар фарқ мақнаъ доштан
Беҳ бувад з-ин сон мураққаъ доштан.
Чун ту мардӣ, на занӣ дар кори хеш,
Кай тавонӣ кард ҳал асрори хеш!
Гар ба даъво азми ин майдон кунӣ,
Сар диҳӣ бар боду тарки ҷон кунӣ!
Гар ба сирри роҳи ишқӣ мубтало,
Барфикан баргустувоне аз бало.
Сар ба даъво беш аз ин мафроз ту,
То ба расвоӣ намонӣ боз ту!

## ҲИКОЯТ

Буд андар Миср шоҳе номдор,
Муфлисе бар шоҳ ошиқ гашт зор.
Чун хабар омад зи ишқаш шоҳро,
Хонд ҳолӣ муфлиси гумроҳро.
Гуфт:-Чун ошиқ шудӣ бар шаҳрёр,
Аз ду кор акнун яке кун ихтиёр:
Ё ба тарки шаҳру ин кишвар бигӯй,
Ё на, дар ишқам ба тарки сар бигӯй!
Чун набуд он марди ошиқ марди кор,
Кард ӯ аз шаҳр рафтан ихтиёр.
Чун бирафт он муфлиси бехештан,
Шоҳ гуфто:-Сар бибурредаш зи тан!
Ҳоҷибе гуфто, ки ҳаст ӯ бегуноҳ,
Аз чӣ сар бибриданаш фармуд шоҳ?

Шоҳ гуфто:-3- он ки ӯ ошиқ набуд,
Дар тариқи ишқи мо содиқ набуд,
Гар чунон марде, ки будӣ марди кор,
Сар буридан кардӣ ин ҷо ихтиёр.
Ҳар кӣ бар вай сар беҳ аз ҷонон бувад,
Ишқ варзидан бар ӯ товон бувад.
Гар зи ман ӯ сар буридан хостӣ,
Шаҳрёр аз мамлакат бархостӣ,
Бар миён бастӣ камар дар пеши ӯ,
Хусрави олам шудӣ дарвеши ӯ.
Лек чун дар ишқ даъводор буд,
Сар буридан чораи ин кор буд.
Ҳар кӣ дар ҳаҷрам сари сар дорад ӯ,
Муддаӣ шуд, домани тар дорад ӯ.
Ин бад- он гуфтам, ки то ҳар бефурӯғ
Кам занад дар ишқи мо лофи дурӯғ!

## МАҚОЛАИ ҲОДӢ ВА ИШРУН (21)
## ИШКОЛИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфташ, ки нафсам душман аст,
Чун занам раҳ, з- он ки раҳзан бо ман аст!
Нафси саг ҳаргиз нашуд фармонбарам,
Менадонам, то зи душман ҷон барам.
Ошно шуд гург дар саҳро маро
В- ошно нест ин саги раъно маро.
Ҳудҳуд аз роҳи савоб ӯро ҷавоб
Доду гуфт, ай карда чархат хуш, бихоб!
Дар аҷойиб монадаам з- ин бевафо,
То чаро ӯ мефитад дар ошно.
Гуфт:-Ай саг, дар ҷуволат карда хуш,
Ҳамчу хоке поймолат карда хуш.



Нафси ту ҳам аҳвалу ҳам аъвар аст,
Ҳам сагу ҳам коҳилу ҳам кофар аст.
Гар касе бистоядат, аммо дурӯғ,
Аз дурӯғе нафси ту гирад фурӯғ.
Нест рӯйи он, ки ин саг беҳ шавад,
К- аз дурӯғе инчунин фарбеҳ шавад.
Буд дар аввал ҳама беҳосилӣ,
Кӯдакиву бедиливу ғофилӣ.
Буд дар авсат ҳама бегонагӣ
В- аз ҷавобе шӯъбаи девонагӣ.
Буд дар охир, ки пирӣ буд кор,
Ҷон хириф во монда, тан гашта низор.
Бо чунин умре ба ҷаҳл ороста,
Кай шавад ин нафси саг пероста.
Чун зи аввал то ба охир ғофилист,
Ҳосили мо лоҷарам беҳосилист.
Банда дорад дар ҷаҳон ин саг басе,
Бандагии саг кунад охир касе?
Сад ҳазорон дил бимурд аз ғам ҳаме
В- ин саги кофир намемирад даме!

## ҲИКОЯТ

Ёфт марде гӯркан умре дароз,
Сойиле гуфташ, ки чизе гӯй боз.
Чун ту умре гӯр кандӣ дар мағок,
Чӣ аҷойиб дидаӣ дар зери хок?
Гуфт:-Ин дидам аҷаб дар ҳасби ҳол,
К- ин саги нафсам ҳаме ҳафтод сол
Гӯр кандан диду як соат намурд,
Як дамам фармони як тоъат набурд!

## ҲИКОЯТ

Як шабе Аббоса гуфт:-Ай ҳозирон,
Ин ҷаҳон гар пур шавад аз кофирон.
В- он гаҳе он кофирони булфузул
Аз сари сидқе кунанд имон қабул.
Ин тавонад буд, аммо омаданд
Анбиё, ки сад ҳазору бисту анд.
То шавад ин нафси кофир як замон
Ё мусулмон, ё бимирад дар миён.
Ин наёристанд карду ин равост,
Дар миён чандин тафовут аз чӣ хост?!
Мо ҳама дар ҳукми нафси кофарем,
Дар даруни хеш кофир парварем.
Кофир аст ин нафси нофармон чунин,
Куштанашро кай бувад осон чунин!
Чун мадад мегирад ин нафс аз ду роҳ,
Бас аҷаб бошад, агар гардад табоҳ.
Дил савори мамлакат омад муқим,
Рӯзу шаб ин нафси саг ӯро надим.
Асп чандоне, ки тозонад савор,
Дар баробар меравад саг дар шикор.
Ҳар чи дил аз ҳазрати ҷонон гирифт,
Нафс аз дил низ ҳам чандон гирифт.
Ҳар кӣ ин сагро ба мардӣ кард банд,
Дар ду олам шер орад дар каманд.
Ҳар кӣ ин сагро забуни хеш кард,
Карду гуфташ дарнаёбад ҳеч мард.
Ҳар кӣ ин сагро кунад банди гарон,
Хоки ӯ беҳтар зи хуни дигарон!



## ҲИКОЯТ

Жандапӯше дар раҳе мешуд ба роҳ,
Ногаҳон ӯро бидид он подшоҳ.
Гуфт:-Ман беҳ ё ту, ҳон, ай жандапӯш,
Пир гуфт:-Ай бехабар, тан зан хамӯш!
Гарчи моро худ сутудан роҳ нест,
К- он ки ӯ худро сутуд, огоҳ нест!
Лек чун шуд воҷибам чун ман яке
Беҳ зи чун ту сад ҳазорон бешаке!
З- он ки ҷонат завқи дин нашнохтаст,
Нафси ту аз ту харе барсохтаст.
В- он гаҳе бар ту нишаста, ай амир,
Ту шуда дар зери бори ӯ асир.
Бар сарат афсор карда рӯзу шаб,
Ту ба амри ӯ фитода дар талаб!
Ҳар чи фармояд туро, ай ҳеч кас,
Кому ноком он тавонӣ карду бас.
Лек чун ман сирри дин бишнохтам,
Нафси сагро ман хари худ сохтам.
Чун харам шуд нафс, биншастам бар ӯ,
Нафси саг бар туст, ман ҳастам бар ӯ!
Чун хари ман бар ту мегардад савор,
Чун мане беҳтар зи чун ту сад ҳазор!
Ай гирифта бар саги нафсат х(в)ашӣ,
Ту дарафканда зи шаҳват оташе.
Оби ту он оташи шаҳват бибурд,
Аз дилат нуру зи тан қувват бибурд.
Тирагии дидаву каррии гӯш,
Пириву нуқсони ақлу заъфи ҳуш,
Ин дусадчандин сипоҳу лашкаранд,
Сар ба сар мири аҷалро чокаранд.

Рӯзу шаб пайваста лашкар мерасад,
Яъне ӯ аз пешу пас дармерасад.
Чун даромад аз ҳама сӯйе сипоҳ,
Ҳам ту боз афтиву ҳам нафсат зи роҳ.
Хуш-хушӣ, бо нафси саг дарсохтӣ,
Ишрате бо ӯ ба ҳам барсохтӣ.
Пойбасти ишрати ӯ омадӣ,
Зери дасти қудрати ӯ омадӣ.
Чун дарояд гирди ту шоҳу ҳашам,
Ту ҷудо афтӣ зи саг, саг аз ту ҳам.
Гар зи ҳам ин ҷо ҷудо хоҳед шуд,
Пас ба фурқат мубтало хоҳед шуд.
Ғам махур, гар бо ҳам ин ҷо кам расед,
З- он ки дар дӯзах хушӣ бо ҳам расед!

## ҲИКОЯТ

Он ду рӯбаҳ чун ба ҳам ҳамбар шуданд,
Пас ба ишрат ҷуфти якдигар шуданд.
Ишрате карданд бо ҳам ҳардувон,
Айши эшон талх шуд ҳам он замон:
Хусраве дар дашт шуд бо юзу боз,
Он ду рӯбаҳро зи ҳам афканд боз.
Мода мепурсад зи нар, к- ай рахнаҷӯ,
Мо куҷо бо ҳам расем, охир бигӯ!
Гуфт:-Моро гар бувад аз умр баҳр,
Дар дукони пӯстиндӯзони шаҳр!

## МАҚОЛАИ СОНИ ВА ИШРУН (22)
## СУОЛИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфташ, ки Иблис аз ғурур
Роҳ бар ман мезанад вақти ҳузур.
Ман чу бо ӯ барнамеоям ба зӯр,
Дар дилам аз ғабни он афтода шӯр.



Чун кунам, к- аз вай наҷоте бошадам
В- аз майи маънӣ ҳаёте бошадам!

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД

Гуфт:- То бо ту бувад ин нафси саг,
Аз барат Иблис бигрезад ба таг.
Ишваи Иблис аз талбиси туст,
Дар ту як- як орзу Иблиси туст.
Гар кунӣ як орзуи худ тамом,
Дар ту сад Иблис зояд, вассалом!
Гулхани дунё, ки зиндон омадаст,
Сар ба сар иқтоъи шайтон омадаст.
Даст аз иқтоъи ӯ кӯтоҳ дор,
То набошад ҳеч ӯро бо ту кор!

## ҲИКОЯТИ ГИЛА КАРДАНИ ШАХСЕ АЗ ИБЛИС

Ғофиле дар пеши он соҳибчила,
Кард аз Иблис бисёре гила.
Гуфт:-Иблисам зад аз талбис роҳ,
Кард дин бар ман ба тарророӣ табоҳ.
Мард гуфташ:-Ай ҷавонмарди азиз,
Омада буд пеш аз ин Иблис низ.
Муштакӣ буд аз туву озурда буд,
Хок аз зулми ту бар сар карда буд.
Гуфт:-Дунё ҷумла иқтоъи ман аст,
Марди ман не он ки дунёдушман аст.
Ту бигӯй ӯро, ки азми роҳ кун,
Даст аз дунёи ман кӯтоҳ кун.
Ман ба динаш мекунам оҳанг сахт,
З- он ки дар дунёи ман зад чанг сахт.

Даст аз иқтоъи ман кӯтоҳ дор,
То набошад ҳеч касро бо ту кор.
Ҳар кӣ берун шуд зи иқтоъам тамом,
Нест бо ӯ ҳеч корам, вассолам!

## СУОЛ КАРДАНИ ШАХСЕ АЗ МОЛИКИ ДИНОР

Молики Динорро гуфт он азиз,
Ман надонам ҳоли худ, чунӣ ту низ!
Гуфт:-Бар хони Худо нон мех(в)арам,
Пас ҳама фармони шайтон мебарам.
Молики Динор гуфт:-Ай некмард,
Кам чу ту шайтон касеро сайд кард.
Деват аз раҳ бурду лоҳавлет нест,
Аз мусулмонӣ ба ҷуз қавлет нест.
Дар ғами дунё гирифтор омадӣ,
Хок бар фарқат, ки мурдор омадӣ!
Гар туро гуфтам, ки дунё кун нисор,
Ин замон мегӯямат:-Муҳкам бидор!
Чун бад- ӯ додӣ ту ҳар давлат, ки ҳаст,
Кай тавонӣ доданаш осон зи даст.
Ай зи ғафлат ғарқаи дарёи оз,
Менадонӣ, к- аз чӣ мемонӣ ту боз!
Ҳар ду олам дар либоси таъзият
Ашк меборанду ту дар маъсият.
Ҳубби дунё завқи имонат бибурд,
Орзуву ози ту ҷонат бибурд.
Чист дунё?-Ошёни ҳирсу оз,
Монда аз Фиръавну аз Намруд боз.
Гоҳ Қорун карда, Кай бигзошта,
Гоҳ Шаддодаш ба шиддат дошта.
Ҳақтаъоло карда лошай номи ӯ,
Ту чунин афтода андар доми ӯ.



Ранҷи ин дунёи дун то кай туро,
Лошаи нобурда з- ин лошай туро.
Ту бимонда рӯзу шаб ҳайрону маст,
То диҳам як зарраат з- ин лоша даст.
Ҳар кӣ дар ин зарра лошай гум бувад,
Кай бувад мумкин, ки ӯ мардум бувад!
Ҳар кӣ ӯ пайваст дар лошай даме,
Ӯ бувад сад бор аз лошай каме!
Кори дунё чист?-Бекорӣ ҳама,
Чист бекорӣ?-Гирифторӣ ҳама!
Ҳаст дунё оташе афрӯхта,
Ҳар замон халқе дигарро сӯхта.
Чун шавад ин оташи сӯзанда тез,
Шермардӣ, гар аз ӯ гирӣ, гурез!
Ҳамчу шерон чашм аз ин оташ бидӯз
В- арна чун парвона з- ин оташ бисӯз!
Ҳар кӣ чун парвона шуд оташпараст,
Сӯхтанро шояд он мағрури маст.
Ин ҳама оташ туро аз пешу пас
Нест мумкин, гар насӯзӣ ҳар нафас!
Дарнигар, то ҳаст ҷойи он туро,
К- инчунин оташ насӯзад ҷон туро!

## МУКОЛАМАИ ДЕВОНА БО ХОҶА ДАР НАМОЗ

Хоҷае мегуфт дар вақти намоз,
К- ай Худо, раҳмат куну корам бисоз!
Ин сухан девонае бишнуд аз ӯ,
Гуфт:-Раҳмат мебипӯшӣ зуд аз ӯ!
Ту зи нози худ нагунҷӣ дар ҷаҳон,
Мехиромӣ аз такаббур ҳар замон.
Манзаре сар бар фалак афрошта,
Чор девораш ба зар бингошта.

Даҳ ғуломy даҳ канизак карда рост,
Раҳмат ин ҷо кай бувад, мегӯй рост!
Нек бингар худ ту бо ин ҷумла кор,
Ҷойи раҳмат дорӣ, охир шарм дор!
Гар чу ман як гирда қисмат бошадат,
Ҷойи лутфу ҷойи раҳмат бошадат!
То нагардонӣ зи мулку мол рӯй,
Як нафас нанмоядат ин ҳол рӯй!
Рӯй дарсоат бигардон аз ҳама,
То шавӣ фориғ чу мардон аз ҳама!

## ҲИКОЯТ

Покдине гуфт:-Муште ҳилаҷӯй
Мардро дар назъ гардонанд рӯй.
Пеш аз ин ин бехабарро бардавом,
Рӯй гардонида бойистӣ мудом.
Баргрезон тухм биншонӣ, чӣ суд,
Рӯй чун акнун бигардонӣ, чӣ суд?!
Ҳар киро дар назъ гардонанд рӯй,
Ӯ ҷунуб мирад, аз ӯ покӣ маҷӯй!

## МАҚОЛАИ СОЛИС ВА ИШРУН(23) УЗРИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфташ, ки ман зардӯстам,
Ишқи зар чун мағз шуд дар пӯстам.
То маро чун гул заре набвад ба даст,
Ҳамчу гул хандон набитвонам нишаст.
Ишқи дунёву зари дунё маро,
Кард пурдаъвову бемаъно маро.
Гуфт:-Ай аз сурате ҳайрон шуда,
Аз дилат субҳи сафо пинҳон шуда!



Рӯзу шаб ту рӯзкӯре мондаӣ,
Бастаи сурат чу мӯре мондаӣ.
Марди маънӣ бош, дар сурат мапеч,
Чист маънӣ?-Аслу сурат ҳечи ҳеч!
Зар ба сурат ранг гардонида санг,
Ту чу тифлон мубтало гашта ба ранг!
Зар, ки машғулат кунад аз Кирдгор,
Бут бувад, дар хокаш афкан зинҳор!
Зар агар ҷойе бағоят дарх(в)ар аст,
Ҳам барои қуфли фарҷи астар аст.
На касеро аз зари ту ёрие,
На туро ҳам низ бархурдорие.
Гар ту як ҷав зар диҳӣ дарвешро,
Гоҳ ӯро хун хурӣ, гаҳ хешро.
Ту ба пуштии зарӣ бо халқ дӯст,
Доғи паҳлӯи ту бар пуштии ӯст!
Моҳи нав, музди дукон мебоядат,
Чӣ дукон, он музди ҷон мебоядат!
Ҷони ширинат шуда умри азиз,
То барояд аз дуконат як пашиз.
Ай ҳама чизе ба ҳече дода ту,
Пас чунин дил бар ҳама бинҳода ту.
Лек сабрам ҳаст то дар вақти кор
Нардбон- т аз зер бикшад рӯзгор!
Ғарқи дунёйӣ, бибояд дин- т низ,
Дин ба дунё даст надҳад, ай азиз!
Ту фароғат ёбӣ андар машғала,
Чун наёбӣ, дар ту афтад валвала!
Нафқа кун чизе, ки дорӣ чор сӯ,
«Лан танолу- л- бирра ҳатто тунфиқу.»
Ҳар чӣ ҳаст он, тарк мебояд гирифт,
Ҷон агар бошад, намешояд гирифт.

Чун туро дар даст ҷон натвон гузошт,
Молу мулки ину он натвон гузошт.
Гар палосе хобгоҳат омадаст,
Он палосат банди роҳат омадаст.
Он палосат хуш бисӯз, ай ҳақшинос,
То кай аз тазвир бо Ҳақ ҳампалос!
Гар насӯзӣ он палос ин ҷо зи бим,
Кай расӣ фардо ба паҳнои гилем!
Ҳар кӣ сайди ройи худ шуд, войи ӯ,
Гум шавад дар вой сар то пойи ӯ.
«Во» ду ҳарф омад, «алиф», «вов», ай ғулом.
Ҳар дуро дар хоку хун бинӣ мудом.
«Вов»- ро бин дар миёни хун қарор,
Пас «алиф»- ро бин миёни хок хор!

## ҲИКОЯТ

Навмуриде, дошт андак моя зар,
Кард зар пинҳон зи шайхи худ магар!
Шайх медонисту чизе менагуфт,
Ҳамчунон медошт он зар дар нуҳуфт.
Он муриди роҳу пири роҳбар
Ҳар ду мерафтанд бо ҳам дар сафар.
Водиешон пеш омад бас сиёҳ
В- ошкоро шуд дар он водӣ ду роҳ.
Мард метарсид з- он, к- иш буд зар,
Мардро расво кунад бас зуд зар!
Шайхро гуфто:-Чу пайдо шуд ду роҳ,
Дар кадомин раҳ равем ин ҷойгоҳ!
Гуфт:-Маълум аст, бифкан, к- он хатост,
Пас ба ҳар роҳе, ки хоҳӣ шуд, равост!
Гар касеро ҷуфт гирад сими ту,
Дев бигрезад ба так аз бими ту.



Дар хисоби як ҷаве зар аз ҳаром
Мӯй бишкофӣ ба тарророӣ мудом.
Боз дар дин чун хари ланг омадӣ,
Даст зери санг бе санг омадӣ.
Чун ба тарророӣ расӣ, шайтон шавӣ,
Чун ба диндорӣ расӣ, ҳайрон шавӣ!
Ҳар киро зар роҳ зад, гумраҳ бимонд,
Пойбаста дар даруни чаҳ бимонд!
Юсуфӣ, парҳез кун з- ин чоҳи жарф,
Дам мазан, к- ин чоҳ дам дорад шигарф!

## ҲИКОЯТ

Рафт шайхи Басра пеши Робиъа,
Гуфт:-Ай дар ишқ соҳибвоқиъа,
Нуктае, к- аз ҳеч кас нашнидае,
Бар касе не хондаву не дидае.
В- он туро аз хештан рӯшан шуда- ст,
Он бигӯ, к- аз шавқи ҷони ман шуда- ст!
Робиъа гуфташ, ки ай шайхи замон,
Чанд пора ришта будам ресмон,
Бурдаму бифрӯхтам, хушдил шудам,
Ду дирам сим омад охир ҳосилам.
Ҳар ду бигрифтам ба як даст он замон,
Пас яке дар ину дигарро дар он,
З- он ки тарсидам, ки чун шуд сим ҷуфт,
Роҳзан гардад, сухан натвон нуҳуфт.
Марди дунё ҷону дил бар хун ниҳад,
Сад ҳазорон дом дигаргун ниҳад.
То ба даст орад ҷаве зар аз ҳаром,
Чун ба даст орад, бимирад, вассалом!
Ворисн ӯро бувад он зар ҳалол,
Ӯ бимонад бахри он зар дар вубол.

Ай ба зар Симурғро бифрӯхта,
Дил зи ишқи зар ба оташ сӯхта.
Чун дар ин раҳ менагунҷад мӯйи сар,
Кай бигунҷад ганҷу сарват, симу зар!
Чун сари мӯйе ба ҷонон рӯй нест,
Ҳеч касро заҳраи он кӯй нест!

## ҲИКОЯТ

Обиде, к- аз Ҳақ саъодат дошт ӯ,
Чорсадсола ибодат дошт ӯ.
Аз миёни халқ берун рафта буд,
Роз зери парда бо Ҳақ гуфта буд.
Ҳамдамаш Ҳақ буд, ӯ ҳамдам бас аст,
Гар набошад он, дами Ҳақ ҳам бас аст.
Ҳоите будаш, дарахте дар миён,
Бар дарахташ карда мурғе ошён.
Мурғи хушалҳону хушовоз буд,
Зери ҳар овози ӯ сад роз буд.
Ёфт обид аз хушовозии ӯ
Андаке унсе ба дамсозии ӯ.
Ҳақ суйи пайғамбари он рӯзгор
Ваҳй карду гуфт бо он марди кор,
Мебибояд гуфт, к- охир, ай аҷаб,
Он ҳама тоъат бикардӣ рӯзу шаб,
Солҳо аз шавқи ман месӯхтӣ,
То ба мурғе охирам бифрӯхтӣ!
Гарчи будӣ мурғи зирак, аз камол,
Бонги мурғе кардат охир дар ҷувол!
Ман туро бихридаву омӯхта,
Ту зи ноаҳлӣ маро бифрӯхта!
Хонумони унсу улфат сӯхтӣ,
Ин вафодорӣ зи кӣ омӯхтӣ!



Ту бад- ин арзонфурӯшӣ ҳам мабош,
Ҳамдамат моем, бе ҳамдам мабош!

## МАҚОЛАИ РОБИЪ ВА ИШРУН (24) УЗРИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфташ:-Дилам пуроташ аст,
З- он ки зоду буди ман ҷойи х(в)аш аст.
Ҳаст қасре зарнигору дилкушо,
Халқро наззораи он ҷонфизо.
Оламе шодӣ маро ҳосил аз он,
Чун тавонам баргирифтан дил аз он?!
Шоҳи мурғонам бар он қасри баланд,
Чун кашам охир дар ин водӣ газанд!
Шаҳрёрӣ чун диҳам куллӣ зи даст,
Чун тавонам бе чунин қасре нишаст?
Ҳеч оқил рафта аз боғи Ирам,
То гузинад дар сафар доғи алам?!
Гуфт:-Ай дунҳиммати номард, ту
Саг наӣ, гулхан чӣ хоҳӣ кард ту!
Гулхан аст ин ҷумлаи дунёи дун,
Қасри ту чанд аст аз ин гулхан кунун!
Қасри ту гар хулди Ҷаннат омадаст.
Бо аҷал зиндони меҳнат омадаст!
Гар набудӣ маргро бар халқ даст,
Лойиқ афтодӣ дар ин манзил нишаст!

## ҲИКОЯТ

Шаҳрёре кард қасре зарнигор,
Харҷ шуд динор бар вай сад ҳазор.

Чун шуд он қасри биҳиштосо тамом,
Пас гирифт аз фаршу оройиш низом.
Ҳар касе меомаданд аз ҳар диёр,
Пешхидмат бо табақҳои нисор.
Шаҳ ҳакимону надимонро бихонд,
Пеши хеш оварду бар курсӣ нишонд,
Гуфт:-Ин қасри маро дар ҳеч ҳол,
Ҳеч боқӣ нест аз ҳусну камол.
Ҳар касе гуфтанд дар рӯйи замин,
Кас надидасту набинад инчунин.
Зоҳиде барҷасту гуфт:-Ай некбахт,
Рахнае мондаст, он айбест сахт!
Гар набудӣ қасрро он рахна айб,
Тӯҳфа додӣ қасри фирдавсаш зи ғайб!
Шоҳ гуфто:-Ман надидам рахнае,
Мебарангезӣ ту- ҷоҳил фитнае!
Зоҳидаш гуфт:-Ай ба шоҳӣ сарфароз,
Рахнае ҳаст он зи Азройил боз!
Бу, ки он рахна тавонӣ кард сахт
В- арна чӣ қасри ту, чӣ тоҷу чӣ тахт!
Гарчи ин қасрест хуррам чун биҳишт,
Марг бар чашми ту хоҳад кард зишт.
Ҳеч боқӣ нест, ҳаст ин ҷойи зист,
Лек боқӣ нест инро, ҳила чист!
Бар сарою қасри худ чандин маноз,
Рахши кибр аз саркашӣ чандин матоз!
Гар касе аз хоҷагиву ҷойи ту,
Бо ту айби ту бигӯяд, войи ту!

## ҲИКОЯТ

Кард он бозории ошуфтакор
Аз сари уҷбе сарои зарнигор.



Оқибат чун шуд сарои ӯ тамом,
Даъвате оғоз кард аз баҳри ом.
Хонд халқеро ба сад нозу тараб,
То сарои ӯ бубинанд, ай аҷаб.
Рӯзи даъват мард бехуд медавид,
Аз қазо девонае ӯро бидид,
Гуфт:- Хоҳам ин замон, к- оям ба таг,
Бар сарои ту риям, ай хомраг!
Лек машғулам, маро маъзур дор,
Ин бигуфту гуфт:- Заҳмат дур дор!

## ҲИКОЯТ

Дидаӣ он анкабути беқарор,
Дар хаёле мегузорад рӯзгор.
Пеш гирад ваҳми дурандешро,
Хонае созад ба кунҷе хешро.
Булаҷаб доме бисозад аз ҳавас,
То магар дар домаш афтад як магас.
Чун магас дар домаш ояд сарнагун,
Бармакад аз ирқи он саргашта хун.
Баъд аз он хушкаш кунад бар ҷойгоҳ,
Қути худ созад аз ӯ то дер гоҳ.
Ногаҳе бошад, ки он соҳибсарой,
Чӯбе андар даст бархезад зи ҷой,
Хонаи он анкабуту он магас
Ҷумла нопайдо кунад дар як нафас.
Ҳаст дунё он, ки дар вай сохт қут,
Чун магас дар хонаи он анкабут.
Гар ҳама дунё мусаллам оядат,
Гум шавад, то чашм барҳам оядат!



Гар ба шоҳӣ сарфарозӣ мекунӣ,
Тифли роҳӣ, пардабозӣ мекунӣ!
Мулк матлаб, гар нахурдӣ мағзи хар,
Мулк говонро диҳанд, ай бехабар!
Ҳар кӣ аз кӯсу алам дарвеш нест,
Дур аз ӯ, ки боду бонге беш нест.
Ҳаст боде дар алам, дар кӯс бонг,
Боду бонге камтар арзад ним донг.
Аблаҳи беҳудагӣ чандин матоз,
Дар ғурури хоҷагӣ чандин маноз!
Пӯст охир даркашиданд аз паланг,
Даркашанд аз ҷисми ту ҳам бедиранг!
Чун муҳол омад падидор омадан,
Гум шудан, ё сарнагунсор омадан.
Нест мумкин сарфарозӣ карданат,
Сар бинеҳ, то чанд бозӣ карданат!
Ё бинеҳ сар, сарварӣ дигар макун,
Ё аз ин афзун ба бозӣ сар макун!
Ай сарою боғи ту зиндони ту.
Хонумони ту балои ҷони ту!
Даргузар з- ин хокдони пурғурур,
Чанд паймоӣ ҷаҳоне пур зи шӯр!
Чашми ҳиммат баркушову роҳ бин,
Пас қадам дар раҳ неҳу даргоҳ бин!
Чун расонидӣ бад- он даргоҳ ҷон,
Худ нагунҷӣ ту зи иззат дар ҷаҳон!

## ҲИКОЯТ

Бас сабук марде гаронҷон медавид,
Дар биёбоне ба дарвеше расид.
Гуфт:-Чун дорӣ ту, ай дарвеш кор?!
Гуфт:-Охир мечипурсӣ, шарм дор!



Мондаам дар тангнои ин ҷаҳон,
Нек танг аст ин ҷаҳонам ин замон.
Мард гуфташ:-Он чи гуфтӣ нест рост,
Дар биёбони фароғат тангност?
Гуфт:- Агар ин ҷо набудӣ тангно,
Ту куҷо афтодаӣ ҳаргиз ба мо!
Гар туро сад ваъдаи х(в)аш медиҳад,
Он нишон з- он сӯйи оташ медиҳад.
Оташи ту чист?-Дунё даргузар,
Ҳамчу шерон кун аз ин оташ ҳазар.
Чун ҳазар кардӣ, дили хеш оядат,
Пас сарои дилхушӣ пеш оядат!
Оташе дар пешу роҳе сахт дур,
Тан заъифу дил асиру ҷон нуфур.
Ту зи ҷумла фориғу пардохта,
Дар миён коре чунин барсохта.
Гар басе дидӣ ҷаҳон, ҷон барфишон,
К- аз ҷаҳон на ном дорӣ, на нишон.
Гар басе бинӣ, набинӣ ҳеч ту,
Чанд гӯям? Беш аз ин кам печ ту!

## ҲИКОЯТ

Аблаҳеро меваи дил мурда буд,
Сабру орому қарораш бурда буд.
Аз паси тобут мешуд сӯгвор
Бекарору он гаҳе мегуфт зор,
К- ай ҷаҳоннодидаи ман, чун шудӣ,
Зору ноком аз ҷаҳон берун шудӣ!
Бедиле чун ин шуниду кор дид,
Гуфт:-Сад бор ин чаман ин хор дид!
Гар ҷаҳон бо хеш хоҳӣ бурд ту,
Ҳамчунон нодида хоҳӣ мурд ту!

То ки ту наззораи олам кунӣ,
Умр шуд, кай дардро марҳам кунӣ!
То напардозӣ ту аз нафси хасис,
Дар наҷосат ҳаст гум ҷони нафис!



Уд месӯзонд он ғофил басе,
Оҳ мезад аз хушӣ он ҷо касе.
Мардро гуфт он азизи номдор,
То ту дар гӯйӣ, бисӯз ин уд зор!
Бӯйи ту бад, гар насӯзӣ уд ҳам,
Менаёсояд машоме аз алам.
Вақтро медошт бояд бас азиз,
К- аз ҷаҳон з- ин беҳ надонам ҳеч чиз!

## МАҚОЛАИ ХОМИС ВА ИШРУН(25) ИШКОЛИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфташ, ки ай мурғи баланд,
Ишқи дилбанде маро кардаст банд.
Ишқи ӯ омад маро дар пеш кард,
Ақли ман бирбуду кори хеш кард.
Шуд хаёли рӯйи ӯ раҳзан маро
В- оташе зад дар ҳама хирман маро.
Як нафас бе ӯ намеёбам қарор,
Куфрам ояд сабр кардан з- он нигор.
Чун дилам оташ бувад аз хуни хеш,
Роҳ чун гирам мани саргашта пеш!
Водие дар пеш мебояд гирифт,
Сад бало бар хеш мебояд гирифт.
Ман замоне бе рухи он моҳрӯй
Чун тавонам буд ҳаргиз роҳҷӯй?



Дарди ман аз дасти дармон даргузашт,
Кори ман аз куфру имон даргузашт.
Гар надорам ман дар ин андӯҳ кас,
Ҳамдамам дар ишқи ӯ андӯҳ бас!
Ишқи ӯ дар хоку дар хунам фиканд,
Зулфи ӯ аз парда берунам фиканд!
Ман чу бетоқат шудам дар кори ӯ,
Як нафас нашкебам аз дидори ӯ.
Хокро ҳам ғарқа дар хун чун кунам,
Ҳоли ман ин аст, акнун чун кунам!

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД ӮРО

Гуфт:-Ай дар банди сурат мондае,
Пой то сар дар кудурат мондае,
Ишқи сурат нест ишқи маърифат,
Ҳаст шаҳватбозӣ, ай ҳайвонсифат.
Ҳар ҷамолеро, ки нуқсоне бувад,
Мардро з- он ишқ товоне бувад.
Ҳар ҷамоле, ки масун аст аз завол,
Куфр бошад сабр кардан з- он ҷамол.
Сурате аз хилту хун ороста,
Номи ӯ карда маҳи нокоста.
Гар шавад он хилту он хун кам аз ӯ,
Зишттар набвад дар ин олам аз ӯ.
Он ки ҳусни ӯ зи хилту хун бувад,
Донӣ охир он накӯрӯ чун бувад!
Чанд гардӣ гирди сурат айбҷӯй,
Ҳусн дар ғайб аст, он дар ғайб ҷӯй!
Гар барафтад пардае аз пеши кор,
Не ҳаме динор монад, не диёр.
Маҳв гардад сурати офоқи кул(л),
Ҳар чи изз бинӣ бадал гардад ба зул(л).



Дӯстии сурат, ай маънӣ нигар,
Душмане гардад ҳама бо якдигар!
Он ки ӯро дӯстии ғайб ҳаст,
Дӯстӣ ин аст, агар беайб ҳаст.
Ҳар чӣ не, ин дӯстӣ раҳ гирадат,
Бас пушаймонӣ, ки ногаҳ гирадат!

## ҲИКОЯТ

Буд барное бағоят кордон,
Тезфаҳму зираку бисёрдон.
Аз шараҳ пайваста дар таҳсил буд,
Сол то солаш ду шаб таътил буд.
Бо ҳама халқи ҷаҳон коре надошт,
Кор ҷуз таълиму такроре надошт.
Буд рӯшан чашми устодаш аз ӯ,
З- он ки алҳақ нек афтодаш аз ӯ.
Ҳам зи шогирдонаш афзун доштӣ,
Ҳам сухандону дигаргун доштӣ.
Дошт устодаш ба зери парда- дар
Як канизак, ғайрати Шамсу Қамар.
Шӯхчашме, дилбаре, ҷонпарваре,
Оламорое, ҳумоюнпайкаре.
Сурате аз пой то сар ҳамчу рӯҳ,
Лутф дар лутфу футӯҳ андар футӯҳ.
Ҳам ба ширинӣ шакарро карда сайд,
Ҳам ба талхӣ ҳар турушро карда қайд.
Ду камандаш бар замин афтода буд,
Не, зи қасди худ чунин афтода буд.
Аз ду лаъли ӯ шакар мерехтӣ,
Тӯтиёнро болу пар мерехтӣ.
Аз ду чашмаш тир берун мешудӣ,
Кушта хунолуда, дар хун мешудӣ.



Иттифоқан чашми он шогирди род
Бар ҷамоли он парирӯ уфтод.
Гашт дар ҳам маҳви зебоии ӯ,
Дилфиребиву дилороии ӯ,
Гуфт:-Шогирдии ин маҳрӯ басам,
Устоде нест ғайр аз ӯ қасам.
Боядам дойим ба роҳи ӯ ситод,
Ишқ шогирд асту ҳуснаш устод.
Тарки дарси устоди худ намуд,
Сабри ӯ кам гашту меҳри ӯ фузуд.
Ишқ омад, ақлро дар зер кард,
Бедилеро низ аз ҷон сер кард.
Гарчи бисёре ба дониш дод дод,
Заррае ишқ он ҳама барбод дод.
Ҳар киро бе ишқ илме роҳ дод,
Илм ӯро ҳубби молу ҷоҳ дод.
Алғараз шогирд дар савдову сӯз
Менадонистӣ гул аз мул, шаб зи рӯз.



Оқибат якборагӣ бемор шуд,
Хаставу вобастаи тимор шуд.
Он чи ӯро бо канизак уфтод,
Воқифи он гашт охир устод.
Аз сари дониш ба ҳила қасд кард,
Аз ду дасти он канизак фасд кард.
Мусҳиле додаш, ки дар кор омадаш,
Баъд аз он ҳайзе падидор омадаш.
Он канизак зард чун зар шуд аз он,
Гашт гулнораш чу шохи заъфарон.
Не накӯӣ монд дар дидори ӯ,
Не тароват монд дар рухсори ӯ.
Аз ҷамолаш заррае боқӣ намонд,
Он қадаҳ бишкасту он соқӣ намонд.

Ҳар чи з- он тан шуд бурун, дар ташт рафт,
Ҳам зи хуни фасду ҳайз он ташт тафт.
Олим он шогирди зиракро бихонд,
Дар паси парда канизакро нишонд.
Аввал он шогирдро чун ҷой кард,
Он канизак пеши ӯ бар пой кард.
Чун бидид он марди доно рӯйи ӯ,
Низ з- он пас бингарид он сӯйи ӯ.
Дар тааҷҷуб монд аз он зебонигор,
Ки чунин бебаҳра шуд аз рӯзгор.
Сардие аз вай падидор омадаш,
Гармии таҳсил дар кор омадаш.
Чун бидид устод озодии ӯ,
Бар ғамон ғолиб шуда шодии ӯ.
Гармии шогирди зирак гашта сард,
Омада сиҳҳат, бирафта ранҷу дард.
Гуфт:- То он ташт оварданд зуд,
Сар кушода пеши ӯ бурданд зуд.
Гуфт:-Ай барно, чу корат уфтод,
Беқарорӣ шуд, қарорат уфтод,
Дар раҳи он ишқ дилгармит ку?
Он ҳама шӯхиву бешармит ку?
Орзуят буд дойим он санам,
Ин туву ин орзу, ин бешу кам!
Рӯйи ту аз ишқи ӯ зард аз чӣ шуд,
Ончунон ишқе чунин сард аз чӣ шуд?!
Ту ҳамониву канизак низ ҳам,
Лек аз вай шуд ҳамон як чиз кам.
Орзуи ту, ки бас гум гашт з- он,
Дарнигар, инак пур аст ин ташт аз он!
Чун ҷудо гашт аз канизак он ҳама,
Сард шуд он ишқу сӯзу дамдама.
Бо канизак бода мепаймудаӣ,
Дар ҳақиқат ошиқи хун будаӣ!



Ту ба раҳ- дар бефаросат омадӣ,
Ошиқи хуну наҷосат омадӣ!
Ҳолӣ он шогирд марди кор шуд,
Тавба карду бар сари такрор шуд.
Ҳар кӣ ӯ суратпарастӣ пеша кард,
Кай тавонад ин сифат андеша кард!
Асли сурат нафсӣ шайтонии туст,
Асли маънӣ ҷони рӯҳонии туст.
Тарки сурат гир дар ишқи сифат,
То битобад Офтоби маърифат.
Суратат аз хилту хуне беш нест,
Марди сурат марди дурандеш нест.
Ҳар чи он аз хилту хун зебо бувад,
Мубталои он шудан савдо бувад.
Чанд гардӣ гирди сурат айбҷӯй,
Ҳусн дар ғайб аст, ҳусн аз ғайб ҷӯй!

## ҲИКОЯТ

Дарманде пеши Шиблӣ мегирист,
Шайх аз ӯ пурсид, к- ин гиря зи чист?!
Гуфт:-Шайхо, дӯсте буд они ман,
К- аз ҷамолаш тоза будӣ ҷони ман.
Дӣ бимурду ман бимурдам аз ғамаш,
Шуд ҷаҳон бар ман сиёҳ аз мотамаш.
Шайх гуфто:-Шуд дилат бе хеш аз ин,
Худ намебошад сазоят беш аз ин.
Дӯсте дигар гузин ин бор ту,
Ки намирад, ҳам намирӣ зор ту.
Дӯсте, к- аз марг нуқсон оварад,
Дӯстии ӯ ғами ҷон оварад.
Ҳар кӣ шуд дар ишқи сурат мубтало,
Ҳам аз он сурат фитад дар сад бало.

Зудаш он сурат равад берун зи даст,
Ӯ аз он дурӣ кунад дар хун нишаст!

## ҲИКОЯТИ ФУРӮХТАНИ ХОҶА КАНИЗАКИ ХУДРО ВА ПУШАЙМОН ШУДАНАШ

Тоҷире молеву мулке чанд дошт,
Як канизак бо лабе чун қанд дошт.
Ногаҳаш бифрӯхт, то овора шуд,
Пас пушаймон гашту бас бечора шуд.
Рафт пеши хоҷае ӯ беқарор,
Мехаридаш боз афзун аз ҳазор,
З- орзуи ӯ ҷигар месӯхташ,
Хоҷаи ӯ боз менафрӯхташ.
Ҳар даме рафтӣ миёни раҳ мудом,
Хок бар сар мефишондӣ бардавом.
Зор мегуфтӣ, ки ин доғам бас аст
В- инчунин доғе сазои он кас аст,
К- аз ҳамоқат рафту чашми ақл дӯхт,
Дилбари худро ба диноре фурӯхт!
Рӯзи бозоре чунин ороста,
Ту зиёни хештанро хоста.
Ҳар нафас з- анфоси умрат гавҳарест,
Сӯйи Ҳақ ҳар зарраи ту раҳбарест.
Аз қадам то фарқ неъматҳои ӯст,
Арза кун бар хеш неъматҳои дӯст!
То бидонӣ, к- аз кӣ дур афтодаӣ,
Дар ҷудоӣ бас сабур афтодаӣ.
Ҳақ туро парвард дар сад иззу ноз,
Ту зи нодонӣ ба ғайре монда боз.



## ҲИКОЯТИ РОНДАН САГИ ШИКОРИРО БА САБАБИ ИЛТИФОТИ Ӯ БА УСТУХОН

Хусраве мерафт дар дашти шикор,
Гуфт:-Ай сагбон, саги тозӣ биёр!
Буд хусравро саге омӯхта,
Ҷуллаш аз иксуну атлас дӯхта.
Аз гуҳар тавқи мурассаъ сохта,
Фахрро дар гарданаш андохта.
Арзиши халхолу дастабранҷанаш
Риштаи абрешимин дар гарданаш.
Шоҳ он сагро саги бихрад гирифт,
Риштаи он саг ба дасти х(в)ад гирифт.
Шоҳ мешуд, дар қафош он саг равон,
Дар раҳи саг буд лахте устухон.
Саг намешуд, к- устухон афтода буд,
Бингарид он шоҳу саг истода буд.
Оташи ғайрат чунон бар шоҳ зад,
К- оташе андар саги гумроҳ зад.
Гуфт:-Охир пеши чун ман подшоҳ
Сӯйи ғайре чун тавон кардан нигоҳ!
Ришта бигсаст он шаҳу гуфт:- Ин замон
Сар диҳед ин беадабро дар ҷаҳон.
Гар бихӯрдӣ сӯзан он саг сад ҳазор,
Беҳтараш будӣ, ки кард он зишт кор.
Марди сагбон гуфт:-Саг ороста- ст,
Ҷумлаи андоми ӯ бар хоста- ст.
Гарчи ин саг дашту саҳроро сазост,
Атласу зарру гуҳар моро сазост!
Шоҳ гуфто:-Ҳамчунин бигзору рав,
Дил зи зарру сими ӯ бардору рав.

То агар бо хеш ояд баъд аз ин,
Хешро ороста бинад чунин.
Ёдаш ояд, к- ошноӣ ёфтаст
В- аз чу ман шоҳе ҷудоӣ ёфтаст!
Ай дар аввал ошноӣ ёфта
В- охир аз ғафлат ҷудоӣ ёфта,
Пой дар ишқи ҳақиқӣ неҳ тамом,
Нӯш кун бо аждаҳо мардона ҷом.
З- он ки ин ҷо пойи дори аждаҳост,
Ошиқонро сар буридан хунбаҳост.
Он чи ҷони мардро шӯре диҳад,
Аждаҳоро сурати мӯре диҳад.
Ошиқонаш гар якеву гар саданд,
Дар раҳи ӯ ташнаи хуни х(в)аданд.

## ҲИКОЯТИ БА ДОР КАШИДАНИ ҲУСАЙН МАНСУРИ ҲАЛЛОҶ

Чун шуд он Ҳаллоҷ бар дор он замон,
Ҷуз «Аналҳақ» менарафташ бар зафон.
Чун зафони ӯ ҳаме нашнохтанд,
Чор дасту пойи ӯ андохтанд.
Зард шуд, чун рехт аз вай хун басе,
Сурх кай монад дар он ҳолат касе!
Зуд дармолид он Хуршеди роҳ
Дасти бубрида ба рӯйи ҳамчу Моҳ.
Гуфт:-Чун гулгунаи мард аст хун,
Рӯйи худ гулгунатар кардам кунун.
То набошам зард дар чашми касе,
Сурхрӯйӣ бошадам ин ҷо басе.
Ҳар киро ман зард оям дар назар,
Зан(н) барад, к- ин ҷо битарсидам магар!



Чун маро аз тарс як сар мӯй нест,
Ҷуз чунин гулгуна ин ҷо рӯй нест!
Марди хунӣ чун ниҳад сар сӯйи дор,
Шермардиш он замон ояд ба кор.
Чун ҷаҳонам ҳалқаи «мим»- е бувад,
Кай чунин ҷойе маро биме бувад.
Ҳар киро бо аждаҳое ҳафтсар
Дар тамуз афтод дойим хуфту х(в)ар,
Инчунин бозиш бисёр уфтад,
Камтарин чизаш сари дор уфтад!

## ҲИКОЯТИ ШАЙХ ҶУНАЙД ВА ШАҲОДАТИ ПИСАРАШ

Муқтадои дин, Ҷунайд, он баҳри жарф,
Як шабе мегуфт дар Бағдод ҳарф.
Ҳарфҳое, к- аз баландиш осмон
Сар ниҳода ташнадил бар остон.
Дошт барное Ҷунайди роҳбар,
Ҳамчу Хуршеде яке зебописар.
Сар буриданд он писарро зор- зор,
Пас миёни ҷамъ афкананд хор.
Чун бидид он сар Ҷунайди покбоз
Дам назад в- он ҷамъро дил дод боз.
Гуфт:-Он деге, ки имшаб бас азим
Барниҳодам ман дар асрори қадим,
Дар чунон деге гарам бояд чунин,
Ҳам бувад з- ин беш, кам набвад аз ин!

## МАҚОЛАИ СОДИС ВА ИШРУН(26)
## УЗРИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфташ, ки метарсам зи марг,
Водие дур асту ман бе зоду барг.
Инчунин, к- аз марг метарсад дилам,
Ҷон барояд дар нахустин манзилам.
Гар манам мири аҷал бо кору бор,
Чун аҷал ояд, бимирам зор-зор.
Ҳар кӣ ёбад аз аҷал як теғ даст,
Ҳам қалам шуд дасту ҳам теғаш шикаст.
Ай дареғо, к- аз ҷаҳоне дасту теғ
Ҷуз дареғе нест дар даст, ай дареғ!

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД

Ҳудҳудаш гуфт:-Ай заъифи нотавон,
Чанд хоҳӣ монд муште устухон?!
Устухоне чанд бар ҳам сохта,
Мағзро дар устухон бигдохта.
Ту намедонӣ, ки умрат бешу кам
Ҳаст бо кӣ аз ду дам то ним дам.
Ту намедонӣ, ки ҳар, к- ӯ зод, мурд,
Шуд ба хоку ҳар чӣ будаш, бод буд!
Ҳам барои мурданат парвардаанд,
Ҳам барои бурданат овардаанд.
Ҳаст гардун ҳамчу ташти сарнагун,
Аз шафақ ин ташт ҳар шаб ғарқи хун.
Офтоби теғзан дар гашти ӯ
Ин ҳама сар мебурад дар ташти ӯ.
Ту агар олуда, гар пок омадӣ,
Қатрае обӣ, ки бо хок омадӣ.



Қатраи об, аз қадам то фарқ дард,
Кай тавонӣ кард бо дарё набард!
Гар ту умре дар ҷаҳон фармон диҳӣ,
Ҳам бисӯзӣ, ҳам ба зорӣ ҷон диҳӣ!

## ҲИКОЯТИ ҚАҚНУС ВА ДАРОЗИИ УМРУ АҲВОЛИ Ӯ

Ҳаст қақнус турфа мурғе дилситон,
Мавзеъи он мурғ дар Ҳиндустон.
Сахт минқоре аҷаб дорад дароз,
Ҳамчу най дар вай басе сӯрох боз.
Қурби сад сӯрох дар минқори ӯст,
Нест ҷуфташ, тоқ будан кори ӯст!
Ҳаст дар ҳар суқба овозе дигар,
Зери ҳар овози ӯ розе дигар.
Чун ба ҳар суқба бинолад зор- зор,
Мурғу моҳӣ гардад аз вай беқарор.
Ҷумлаи паррандагон хомуш шаванд,
Дар хушии бонги ӯ беҳуш шаванд.
Файласуфе буд, дамсозаш гирифт,
Илми мусиқӣ зи овозаш гирифт.
Соли умри ӯ бувад қурби ҳазор,
Вақти марги худ бидонад ошкор.
Чун бибуррад вақти мурдан дил зи хеш,
Ҳезум орад гирди худ сад ҳузма беш.
Дар миёни ҳезум ояд беқарор,
Дардиҳад сад навҳа он дам зор- зор.
Пас ба ҳар як суқбае аз ҷони пок
Навҳае дигар барорад дарднок.
Чун ба ҳар як суқба ҳамчун навҳагар,
Навҳаи дигар кунад навъе дигар!
Дар миёни навҳа аз андӯҳи марг
Ҳар замон бар худ биларзад ҳамчу барг.

Аз нафири ӯ ҳама паррандагон
В- аз хурӯши ӯ ҳама даррандагон
Сӯйи ӯ оянд чун наззорагӣ,
Дил бибанданд аз ҷаҳон якборагӣ.
Аз ғамаш он рӯз аз хуни ҷигар
Пеши вай бисёр мирад ҷонвар.
Ҷумла аз зории вай ҳайрон шаванд,
Баъзе аз беқувватӣ беҷон шаванд.
Бас аҷаб рӯзе бувад он рӯзи ӯ,
Хун чакад аз нолаи дилсӯзи ӯ.
Боз чун умраш расад бо як нафас,
Болу пар барҳам занад аз пешу пас.
Оташе берун чаҳад аз боли ӯ,
Баъд аз он оташ бигардад ҳоли ӯ.
Зуд дар ҳезум фитад оташ ҳаме,
Пас бисӯзад ҳезумаш х(в)аш- х(в)аш ҳаме.
Мурғу ҳезум ҳар ду чун ахтар шаванд,
Баъди ахтар низ хокистар шаванд.
Чун намонад заррае ахгар падид,
Қақнусе ояд зи хокистар падид.
Оташ он ҳезум чу хокистар кунад,
Аз миён қақнусбача сар бар кунад.
Ҳеч касро дар ҷаҳон ин уфтод,
К- ӯ пас аз мурдан барояд нобизод?
Гар чу қақнус умри бисёрат диҳанд,
Ҳам бимирӣ, ҳам басе корат диҳанд,
Қақнуси саргашта дар соле ҳазор
Сад тана бар хештан нолид зор!
Солҳо дар нолаву дар дард буд,
Не валад, не ҷуфт, фарди фард буд.
Дар ҳама офоқ пайванде надошт,
Меҳнати ҷуфтеву фарзанде надошт.
Охируламраш аҷал чун дод дод,
Омаду хокистараш барбод дод.



То бидонӣ ту, ки аз чанги аҷал
Кас нахоҳад бурд ҷон чанд аз ҳиял.
Дар ҳама офоқ кас бе марг нест
В- ин аҷойиб бин, ки қасро барг нест.
Марг агарчи бас дурушту золим аст,
Гарда нонро нарм кардан лозим аст.
Гарчи моро кори бисёр уфтод,
Сахттар аз ҷумла ин кор уфтод!

## ҲИКОЯТИ ПАДАРМУРДА БО МАРДИ СӮФӢ

Пеши тобути падар мешуд писар,
Ашк мебориду мегуфт:-Ай падар,
Инчунин рӯзе, ки ҷонам кард реш,
Ҳаргизам н- омад ба умри хеш пеш.
Гуфт сӯфӣ:-Он ки ӯ будат падар,
Низ н- омад ҳаргиз ин рӯзаш ба сар!
Нест коре, к- он писарро уфтод,
Кори бас мушкил падарро уфтод.
Ай ба дунё бас сару по омада,
Хок бар сар бодпаймо омада,
Гар ба садри мамлакат хоҳӣ нишаст,
Ҳам нахоҳӣ рафт ҷуз боде ба даст!

## СУОЛ КАРДАНИ ШАХСЕ АЗ НОЙӢ ДАР ДАМИ НАЗЪ

Нойиеро чун аҷал омад фароз,
З- ӯ яке пурсид, к- ай дар айни роз,
Ҳоли ту чун аст вақти печ- печ?
Гуфт:-Ҳолам мебинатвон гуфт ҳеч!

Бод паймудастаме умре тамом,
Оқибат дар хок рафтам, вассалом!
Нест дармони маро ҷуз марг рӯй,
Рехтан дорам ба зорӣ обрӯй.
Мо ҳама аз баҳри мурдан зодаем,
Ҷон нахоҳад монд, дил бинҳодаем!
Он ки олам доштӣ зери нигин,
Ин замон шуд мавт ӯ андар замин.
В- он ки дар чархи фалак тираш бисуд,
Гашт дар чархи фалак ночиз зуд.
Ҷумла дар зери замин бархуфтаанд,
Бал нахуфта, к- ин ҳама ошуфтаанд.
Марг бингар, то чи роҳе мушкил аст,
К- андар ин раҳ гӯраш аввалманзил аст.
Гар бувад аз талхии маргат хабар,
Ҷони ширинат шавад зеру забар!

## ҲИКОЯТ

Хурд Исо об аз ҷӯйе хушоб,
Буд таъми об хуштар аз гулоб.
Он яке з- он об хум пур карду рафт,
Исӣ аз хум низ обе х(в)арду рафт.
Шуд зи оби хум ҳама талхаш даҳон,
Боз гардиду аҷойиб монд аз он.
Гуфт:-Ё раб, оби хум в- ин оби ҷӯй
Ҳар ду як об аст, сирри ин бигӯй!
То чаро талх аст оби хум чунин
В- он дигар ширинтар аст аз ангубин.
Пеши Исо он хум омад дар сухан,
Гуфт:-Ай Исо, манам марди куҳан,
Зери ин нӯҳ коса ман соле ҳазор
Гаштаам ҳам кӯза, ҳам хум, ҳам тағор.



Гар кунандам хум ҳазорон бор низ,
Нест чуз талхии маргам кор низ!
Дойим аз талхии маргам инчунин
Оби ман з- он аст ноширин чунин!
Охир, ай ғофил, зи хум бинюш роз,
Беш аз ин худро зи ғафлат хум масоз!
Хешро гум кардаӣ, ай розҷӯй,
Пеш аз он, к- ат ҷон бароядд, роз ҷӯй!
Гар наёбӣ зинда худро боз ту.
Чун бимирӣ, кай шиносӣ роз ту!
Не ба ҳушёрӣ туро аз худ хабар,
Не ба мурдан аз вуҷудат ҳеч асар.
Зинда пай нобурда, мурда гум шуда,
Зода мардум, лек номардум шуда.
Сад ҳазорон парда он дарвешро,
Пас чи гуна боз ёбад хешро!

## ҲИКОЯТИ СУҚРОТ ВА ШОГИРДИ Ӯ ДАР ДАМИ НАЗЪ

Чунки он Суқрот дар назъ уфтод,
Буд шогирдеш:-Гуфт:-Ай устод,
Чун кафан созему тан покат кунем,
Дар кадомин ҷой дар хокат кунем?!
Гуфт:- Агар ту боз ёбим, ай ғулом,
Дафн кун ҳар ҷо, ки хоҳӣ, вассалом!
Ман чу худро зинда дар умри дароз
Пай набурдам, мурда кай ёбӣ ту боз!
Ман чунон рафтам, ки дар вақти гузар
Як сари мӯям набуд аз худ хабар.
Нест дармон маргро ҷуз марги рӯй,
Рехтан дорад ба зорӣ барги рӯй.
Мо ҳама аз баҳри мурдан зодаем,
Ҷон нахоҳад монд, дил бинҳодаем!



Он ки мулке дошт дар зери нигин,
Ин замон шуд тӯтиё зери замин.
Гар шаҳаншаҳ буд, гар пирӯз буд,
Гашт дар хоки лаҳад ночиз зуд.
Гар гадо в- ар шоҳ, ҷумла мераванд,
Ноқису комил дигаргун мешаванд.
Зиндагонӣ ҳаст ранҷу марг ранҷ,
Гар наёбӣ з- ин ду ранҷи хеш ганҷ,
Ганҷ Симурғ асту боқӣ ранҷу дард,
Беш аз ин беҳуда дар дунё магард!

## МАҚОЛАИ СОБИЪ ВА ИШРУН (27) ДАР УЗРИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфташ, ки ай покэътиқод,
Барнаёяд як дам аз ман бар мурод!
Чун тамоми умр дар ғам будаам,
Мустаманди кӯйи олам будаам.
Бар дили пурхуни ман чандон ғам аст,
К- аз ғамам ҳар заррае дар мотам аст.
Дойиман ҳайрону оҷиз будаам,
Кофирам, гар шод ҳаргиз будаам.
Мондаам з- ин ҷумла ғам дар хеш ман,
Сарсарӣ чун роҳ гирам пеш ман?
Гар набудӣ накд чандин аз ғамам,
З- ин сафар будӣ диле бас хуррамам!
Лек дил чун ҳаст пурхун, чун кунам,
Бо ту гуфтам, ҷумла акнун чун кунам?!

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД ӮРО

Ҳудҳуди хушлаҳҷа-мурғи роҳдон,
Бохабар аз суду огаҳ аз зиён,



Гуфт:-Ай мағрури шайдо омада,
Пой то сар ғарқи савдо омада.
Номдориву муроди ин ҷаҳон
То биҷунбӣ, бигзарад дар як замон.
Ҳар чи он дар як нафас мебигзарад,
Умр ҳам бе он ҳавас мебигзарад.
Чун ҷаҳон мебигзарад, бигзар ту низ,
Тарки ӯ гиру бад- ӯ мангар ту низ.
З- он ки ҳар чизе, ки он поянда нест,
Ҳар кӣ дил бандад бар ӯ, дилзинда нест.
Гар мурode бошадат, ай некмард,
Дар ғамаш бояд кашидан оҳи сард.
Гар ту ҳастӣ аз муроде сарфароз,
Аз муроди як нафас чандин масоз!

## ҲИКОЯТИ ОН СӮФӢ, КИ ҲАРГИЗ АЗ ДАСТИ КАСЕ ШАРБАТ НАХӮРД

Роҳбине буд бас олинафас,
Ҳаргиз ӯ шарбат нахӯрд аз дасти кас.
Сойиле гуфт:-Ай ба ҳазрат нисбатат,
Чун ба шарбат нест ҳаргиз рағбатат?
Гуфт:-Марг истода бинам бар забар,
То ки шарбат боз гирад зудтар.
То чунин марги муваккал бар сарам,
Заҳр бошад ман агар шарбат х(в)арам.
Бо муваккал шарбатам чун х(в)аш бувад,
Ин на ҷуллобе бувад, к- оташ бувад!
Ҳар чи онро пойдорӣ як дам аст,
Ним ҷав арзад, агар сад олам аст!
Аз пайи як соати васле, ки нест,
Чун ниҳам бунёд бар асле, ки нест!

Гар ту ҳастӣ аз мироде сарфароз,
Аз муроди як нафас чандин маноз.
В- ар шудат аз номуродӣ тира ҳол,
Номуродӣ чун даме бошад манол!
Гар туро ранҷе равад ё зорие,
Он зи иззи туст, не аз хорие!
Он чи худ бар анбиё рафт аз бало,
Ҳеч кас надҳад нишон дар Карбало!
Он чи дар сурат туро ранҷе намуд,
Дар сифат бинандаро ганҷе намуд.
Сад иноят мерасад дар ҳар дамат,
Ҳаст аз эҳсони ӯ сад оламат!
Менаёрӣ ёд аз эҳсони ӯ,
Мебибинӣ андаке ранҷони ӯ!
Ин куҷо бошад нишони дӯстӣ,
Тирамағзо, пой то сар пӯстӣ!

## ҲИКОЯТИ МЕВА ХӮРДАНИ ҒУЛОМЕ АЗ ДАСТИ ПОДШОҲ

Подшоҳе буд некӯшевае,
Чокареро дод рӯзе мевае.
Меваи ӯ хуш ҳамехӯрд он ғулом,
Ҳамчу он некӯтару хуштар таъом.
Аз хушӣ, к- он чокараш мехӯрд он,
Подшаҳ низ орзу мекард он.
Гуфт:-Як нима ба ман деҳ, ай ғулом,
З- он ки бас хуш мехурӣ ин хуш таъом.
Дод ӯ он меваю чун шаҳ чашид
Талх буд, з- он абрувон дарҳам кашид.
Гуфт:-Ҳаргиз, ай ғулом, ин худ кӣ кард,
Инчунин талхе чунин ширин кӣ х(в)ард?
Он раҳӣ бо шоҳ гуфт:-Ай шаҳрёр,
Ман зи дастат тӯҳфа дидам сад ҳазор,



Чун зи дастат ҳар дамам ганҷе расид,
Кай ба як талхӣ маро ранҷе расид!
Чун шудам дар зери неъмат пасти ту,
Кай маро талхӣ кунад аз дасти ту!
Гар зи дастат талх афтад мевае,
Боз доданро надонам шевае.
Худ агар дар роҳи ӯ ранҷат басест,
Бо яқин бишнав сухан, ганҷат басест!
Кори ӯ бас пушту рӯ афтодааст,
Чун кунӣ ту, чун чунин бинҳодааст!
Ту хушӣ ҷӯйӣ дар ин дори алам,
Дилхушии ин ҷаҳон дард асту ғам!
Ҳаст бо ҳар луқмае хуни диле,
Нест касро ҷуз ҳақиқат ҳосиле.
Пухтагон чун сар ба по овардаанд,
Луқмае бе хуни дил кай х(в)ардаанд.
То ки бар нону намак биншастаанд,
Бе ҷигар нони тиҳӣ нашкастаанд!

## СУОЛ КАРДАНИ ШАХСЕ АЗ ҲОЛИ СӮФӢ

Сӯфиеро гуфт марде номдор,
К- ай ахӣ, чун мегузорӣ рӯзгор?!
Гуфт:-Ман дар гулхане дармондаам,
Хушклаб, тардомане, дармондаам.
Гирдае нашкастаам, дар гулханам,
То ки нашкастанд он ҷо гарданам.
Гар ту дар олам хушӣ ҷӯйӣ даме,
Хуфтаиву хоб мегӯйӣ ҳаме.
Гар хушӣ ҷӯйӣ, дар он кун эҳтиёт,
То расӣ мардона з- он сӯйи Сирот.



Хушдилӣ дар кӯйи олам рӯй нест,
3- он ки расми хушдилӣ як мӯй нест.
Нафс ҳаст ин ҷо, ки чун оташ бувад,
Дар замона ку диле, то х(в)аш бувад!
Гар чу паргоре бигардӣ дар ҷаҳон,
Дилхушӣ як нуқта кас надҳад нишон!

## ИСТИДЪОИ ПИРЗАНЕ АЗ ШАЙХ АБӮСАЪИД ҚАДДАСА СИРРУҲУ

Гуфт шайхи Маҳнаро он пирзан:
Хушдилиро ҳин дуъое деҳ ба ман.
Мекашидам номуродӣ пеш аз ин,
Менаёрам тоб акнун беш аз ин.
Гар дуъои хушдилӣ омӯзиям,
Бешак он вирде бувад ҳаррӯзиям.
Шайх гуфто:-Муддате шуд рӯзгор,
То гирифтам ман паси зону қарор.
Он чи мехоҳӣ басе биштофтам,
Заррае не дидаму не ёфтам.
То даво н- ояд падид ин дардро,
Хушдилӣ кай рӯй бошад мардро!

## СУОЛИ ШАХСЕ АЗ ҶУНАЙД ҚАДДАСА СИРРУҲУ ДАР ХУШДИЛӢ

Сойиле биншаст дар пеши Ҷунайд,
Гуфт:-Ай сайди Худо бе ҳеч қайд,
Хушдилии мард кай ҳосил бувад?
Гуфт:-Он соат, ки ӯ восил бувад!
То ки надҳад даст васли подшоҳ,
Поймузди туст нокомии роҳ.



Зарраро саргаштагӣ бинам савоб,
3- он ки ӯро нест тоби Офтоб.
Зарра гар садбора ғарқи хун шавад,
Кай аз он саргаштагӣ берун шавад!
Зарра то зарра бувад, зарра бувад,
Ҳар кӣ гӯяд нест, ӯ ғарра бувад.
Гар бигардонанд ӯро, он на ӯст,
Зарра асту чашмаи Ҳайвон, на ӯст.
Ҳар кӣ ӯ аз зарра бархезад нахуст,
Асли ӯ ҳам заррае бошад дуруст.
Гар ба кул(л) гум гашт дар хуршеди ӯ,
Ҳам бувад як зарра то ҷовиди ӯ!
Зарра гар бас неку в- ар бас бад бувад,
Гарчи умре так занад, дар х(в)ад бувад!
Меравӣ, ай зарра, чун масти хароб
То ту дар гуштӣ шавӣ чун Офтоб!
Сабр дорам, ай чу зарра беқарор,
То ту аҷзи худ бибинӣ ошкор!

## ХАФФОШ ВА МАҚОЛОТИ Ӯ

Як шабе хаффош гуфт аз ҳеч боб,
Як дамам чун нест тоби Офтоб,
Мешавам умре ба сад бечорагӣ,
То бибошам гум дар ӯ якборагӣ.
Чашм баста, меравам дар солу моҳ,
Оқибат охир расам он ҷойгоҳ.
Тезчашме гуфт:-Ай мағрури маст,
Раҳ туро то ӯ ҳазорон сол ҳаст!
Бар чу ту саргашта ин раҳ кай расад,
Мӯри дар чаҳ монда, бар маҳ кай расад?
Гуфт:-Боке нест, ман хоҳам парид,
То аз ин корам чӣ нақш ояд падид.

Солҳо мерафт масту бехабар,
То на қувват мондашу не болу пар.
Оқибат ҷон сӯхта, тан дар гудоз,
Бе пару бе бол оҷиз монд боз.
Чун намеомад зи Хуршедаш хабар,
Гуфт:-Аз Хуршед бигзаштам магар!
Оқиле гуфташ, ки ту бас хуфтаӣ,
Раҳ намебинӣ, ки гоме рафтаӣ!
В- он гаҳе гӯйӣ, к- аз ӯ бигзаштаам,
К- инчунин бе болу бе пар гаштаам.
З- ин сухан хаффош бас ночиз шуд,
Он чи аз вай монда буд, он низ шуд.
Аз сари аҷзе ба сӯйи Офтоб
Кард ҳолӣ аз зафони ҷон хитоб,
Гуфт:-Мурғе ёфтӣ бас дидавар,
Порае з- ин дуртар баршав дигар!

## МАҚОЛАИ СОМИН ВА ИШРУН (28)
## УЗРИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре пурсид аз ӯ, к- ай раҳнамо,
Чун бувад, гар амр меорам баҷо,
Бо қабулу рад маро худ нест кор,
Мекашам фармони ӯро интизор.
Ҳар чӣ фармоӣ, ба ҷон фармон кунам,
Гар зи фармон сар кашам, товон кунам!

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД ӮРО

Гуфт:-Некӯ кардӣ, ай мурғ ин суол,
Мардро з- ин бештар набвад камол.
Мебарӣ ҷон, гар ту он ҷо, ҷон барӣ,
Ҷон барӣ, гар ту ба ҷон фармон барӣ.



Ҳар кӣ фармон бурд, аз хазлон бираст,
Аз ҳама душворӣ ӯ осон бираст.
Тоъате дар амр агар як соат аст,
Беҳтар аз бе амр умре тоъат аст.
Ҳар кӣ бе фармон кашад сахтӣ басе,
Саг бувад дар кӯйи он кас, на касе.
Саг басе сахтӣ кашиду з- он чӣ суд,
Ҷуз зиён набвад чу бар фармон набуд.
Он ки бар фармон кашад сахтӣ даме,
Аз савоби худ кунад пур оламе.
Кор фармон аст, дар фармон гурез,
Бандаӣ ту, дар тасарруф бармахез!

## ҲИКОЯТ

Хусраве мешуд ба шаҳри хеш боз,
Халқ шаҳр орой мекарданд соз.
Ҳар касе чизе аз они хеш дошт,
Баҳри оройиш ҳама дар пеш дошт.
Аҳли зиндонро набуд аз ҷузву кул(л)
Ҳеч чизи дигаре албанду гул(л).
Ҳам сари чанде бурида доштанд,
Ҳам ҷигарҳои дарида доштанд.
Дасту пойе чанд низ андохтанд,
З- ин ҳама оройише барсохтанд.
Чун ба шаҳри худ даромад шаҳрёр,
Дид шаҳр аз зебу зинат пурнигор.
Чун расид он ҷо, ки зиндон буд, шоҳ,
Шуд зи аспи худ пиёда зуд шоҳ,
Аҳли зиндонро бари худ бор дод,
Ваъда карду симу зар бисёр дод.
Ҳамнишине буд шаҳро розҷӯй,
Гуфт:-Шоҳо, сирри ин бо ман бигӯй?

Сад ҳазор оройиш афзун дидаӣ,
Шаҳр дар дебову иксун дидаӣ,
Гавҳару зар бар замин мерехтанд,
Мушку анбар дар ҳаво мебехтанд,
Он ҳама дидиву кардӣ эҳтироз,
Нангаристӣ сӯйи чизе ҳеч боз,
Бар дари зиндон чаро будат қарор,
То сари бубрида бинӣ, ин- т кор?!
Нест ин ҷо ҳеч чизе дилкушо,
Ҷуз сари бубридаву ҷуз дасту по.
Хуниёнанд ин ҳама бубрида даст,
Дар бари эшон чаро бояд нишаст?!
Шоҳ гуфт:-Оройиши он дигарон
Ҳаст чун бозичаи бозигарон.
Ҳар касе дар шевае дар шони хеш
Арза мекарданд хешу они хеш.
Ҷумлаи он қавм товон кардаанд,
Корам ин ҷо аҳли зиндон кардаанд!
Гар накардӣ амри ман ин ҷо гузар,
Кай ҷудо будӣ сар аз тан, тан зи сар!
Ҳукми худ ин ҷо равонтар ёфтам,
Лоҷарам, ин ҷо инон бартофтам!
Он ҳама дар ноз худ гум кардаанд,
Дар ғурури худ фурӯ осудаанд.
Аҳли зиндонанд саргардоншуда,
Зери ҳукми қаҳри ман ҳайроншуда,
Гоҳ дасту гоҳ сар дарбохта,
Гоҳ хушку гоҳ тар дарбохта.
Мунтазир биншаста, не кору на бор,
То раванд аз чоҳу зиндон зери дор.
Лоҷарам гулшан шуд ин зиндон маро,
Гаҳ ман эшонрову гаҳ эшон маро.
Кори раҳбинон ба фармон рафтан аст,
Лоҷарам шаҳро ба зиндон рафтан аст!



## ДАР ХОБ ДИДАНИ ЯКЕ АЗ АҲФОДИ ШАЙХИ АККОФ БОЯЗИД ВА ТИРМИЗИРО

Хоҷае, к- аз тухмаи Аккоф буд,
Қутби олам буду поку соф буд.
Гуфт:-Шаб дар хоб дидам ногаҳе
Боязиду Тирмизиро дар раҳе.
Ҳар ду додандам ба сабқат сарварӣ,
Пеши эшон- ҳар ду кардам раҳбарӣ.
Баъд аз он тадбири он кардам тамом
Гарчи карданд он ду шайхам эҳтиром.
Буд таъбир он ки дар вақти саҳар
Бехудам оҳе баромад аз ҷигар.
Оҳи ман мерафт, то роҳам кушод,
Ҳалқа мезад, то ки даргоҳам кушод.
Чун падид омад маро он фатҳи боб,
Бе зафон карданд сӯйи ман хитоб.
К- он ҳама пирону он чандон мурид,
Хостанд аз мо бурун ҷуз Боязид.
Боязид аз ҷумла мардӣ мард хост,
3- он ки моро хост, ҳеч аз мо нахост.
Чунки бишнидам ман он шаб ин хитоб,
Гуфтам:-Ину он маро набвад савоб.
Ман зи ту чун хоҳаму дарди ту на,
Ё туро чун ҷӯяму марди ту на!
Он чи фармоӣ, маро, он аст хост,
Кори ман бар вафқи фармон аст рост.
Не кажӣ, не ростӣ бошад маро,
Ман киям, то хосте бошад маро!
Он чи фармоӣ маро, он бас бувад!
Бандаро рафтан ба фармон бас бувад!
3- ин сухан он ҳар ду шайхи мӯҳтарам
Сабқатам доданд бар худ лоҷарам.

Банда пайваста чу бар фармон бувад,
Бо худовандаш сухан дар ҷон бувад.
Банда набвад он, ки аз рӯйи газоф
Мезанад дар бандагӣ пайваста лоф!
Банда вақти имтиҳон ояд падид,
Имтиҳон кун, то нишон ояд падид!

## ШАЙХ АБӮҲАСАНИ ХАРАҚОНӢ ДАР НАЗЪ

Дар дами охир, ки ҷон омад ба лаб,
Шайх Харқонӣ чунин гуфт, ай аҷаб:
- Кошкӣ бишкофтандӣ ҷони ман,
Боз кардандӣ дили бирёни ман.
Пас ба олам менамудандӣ дилам,
Шарҳ додандӣ, ки дар чӣ мушкилам.
То бидонандӣ, ки бо донои роз
Бутпарастӣ рост н- ояд, каҷ мабоз!
Бандагӣ ин бошаду дигар ҳавас,
Бандагӣ афгандагӣ медону бас.
Ту худоӣ мекунӣ, не бандагӣ,
Кай туро мумкин шавад афтандагӣ!
Ҳам бияфкан хешро, ҳам банда бош,
Бандаи афканда бошу зинда бош.
Чун шудӣ банда, ба хидмат бош низ,
Дар раҳи ҳурмат баҳиммат бош низ.
Гар дарояд банда бе ҳурмат, ба роҳ,
Аз бисоташ зуд ронад подшоҳ.
Шуд ҳарам бар марди беҳурмат ҳаром,
Гар ба ҳурмат бошӣ, ин неъмат тамом!



## ҲИКОЯТ

Бандаеро хилъате бахшид шоҳ,
Банда бо хилъат бурун омад ба роҳ.
Гарди раҳ бар рӯйи ӯ биншаста буд,
Б- остини хилъат ӯ бистурд зуд.
Мункире бо шоҳ гуфт:-Ай подшоҳ,
Пок кард аз хилъати ту гарди роҳ.
Шаҳ бад- он беҳурматӣ инкор кард,
Ҳолӣ он саргаштаро бар дор кард.
То бидонӣ он ки беҳурмат бувад,
Бар бисоти шоҳ беқимат бувад!

## МАҚОЛАИ ТОСИЪ ВА ИШРУН (29) СУОЛИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфташ, ки дар роҳи худой,
Покбозӣ чун бувад, ай покрой?!
Ҳаст машғулии тан бар ман ҳаром,
Ҳар чи дорам, мефишорам бардавом.
Ҳар чи дар даст оядам, гум гардадам,
З- он ки дар даст он чу каждум гардадам.
Ман надорам хешро дар банд ҳеч,
Барфишонам ҷумларо аз банду печ.
Покбозӣ мекунам дар кӯйи ӯ,
Бу, ки дар покӣ бибинам рӯйи ӯ!

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД ӮРО

Гуфт ҳудҳуд:-Роҳрав гар кас бувад,
Покбозӣ зоди роҳаш бас бувад.

Ҳар кӣ ӯ дарбохт, ҳар ч- иш буд пок,
Рафту дар покии худ осуд пок.
Дӯхта бар дар, дарида бармадӯз,
Ҳар чӣ дорӣ, то сари мӯйе бисӯз.
Чун бисӯзӣ кул(л) ба оҳи оташин,
Ҷамъ кун хокистараш, бар вай нишин!
Чун чунин кардӣ, бирастӣ аз ҳама
В- арна хун хур, то ки ҳастӣ аз ҳама.
То намирӣ худ зи як- як чиз ту,
Кай ниҳӣ гоме дар ин даҳлез ту!
Чун дар ин зиндон касе натвон нишаст,
Хештанро боз каш аз ҳар чи ҳаст.
З- он ки вақти марг як- як чизи ту
Ҳаст хунхори туву хунрези ту.
Дастҳо аввал зи худ кӯтоҳ кун,
Баъд аз он бархезу азми роҳ кун.
То дар аввал покбозӣ набвадат,
Ин сафар кардан намозӣ набвадат!

## ҲИКОЯТ

Дод аз худ пири Турксoff хабар,
Гуфт:-Ман ду чиз дорам дӯсттар.
Он яке асп аст аблақ, гомзан
В- он дигар худ нест ҷуз фарзанди ман.
Гар хабар ёбам зи марги ин писар,
Асп мебахшам ба шукри ин хабар.
З- он ки мебинам, ки ҳаст ин ҳар ду чиз,
Чун ду бут дар дидаи ҷонам азиз.
То насӯзиву насозӣ ҳамчу шамъ,
Дам мазан дар покбозӣ пеши ҷамъ.
Ҳар кӣ ӯ дар покбозӣ дам занад,
Кори худ, то бингарӣ, барҳам занад.

Покбозе, к- ӯ ба шӯҳрат нон хурад,
Ҳам дар он соат қафои он хурад!

## ҲИКОЯТ

Шайх Харқонӣ, ки арш айвон- ш буд,
Рӯзгоре шавқи бодинҷон- ш буд.
Модараш аз кори шайх овард шӯр,
То бидодаш ним бодинҷон базӯр.
Чун бихӯрд он ним бодинҷон, ки буд,
Сар зи фарзандаш ҷудо карданд зуд.
Чун даромад шаб, сари он покзод
Мудбаре бар остони ӯ ниҳод.
Шайх гуфто:-Не мани ошуфтакор
Гуфтаам пеши шумо боре ҳазор,
К- ин гадо гар ҳеч бодинҷон хурад,
То бихандад, зарбате бар ҷон хурад.
Ҳар замонам чун бисӯзад ҷон чунин,
Нест бо ман кори ӯ осон чунин.
Ҳар кӣ ӯро даркашад дар кори хеш,
Дам наёрад зад даме бо ёри хеш.
Сахт кор аст ин ки моро уфтод,
Бартар аз ҷангу мадоро уфтод.
Ҳеч зотеро на дониш, на қарор,
Бо ҳама зоте наяфтодаст кор.



Ҳар замоне меҳмоне даррасад,
Корвони имтиҳоне даррасад.
Гарчи сад ғам ҳаст дар ҷони азиз,
Низ меояд, чу хоҳад буд низ.
Ҳар кӣ аз катми адам шуд ошкор,
Сарбасарро хун бихоҳад рехт зор.

Сад ҳазорон ошиқи сартези ӯ
Ҷон кунанд исори як хунрези ӯ.
Ҷумлаи ҷонҳо аз он ояд ба кор,
То бирезад хуни ҷонҳо зор- зор!

## ҲИКОЯТИ ЗУННУН ВА ДИДАН ЧИҲИЛ МУРАҚҚАЪПӮШРО

Гуфт Зуннун:-Мешудам дар бодия,
Бар таваккул бе асову ровия.
Чил муроққаъпӯшро дидам ба роҳ,
Ҷон бидода ҷумла бар як ҷойгоҳ.
Шӯрише бар ақли беҳушам фитод,
Оташе бар ҷони пурҷӯшам фитод.
Гуфтам:- Охир ин чи кор аст, ай Худо,
Сарваронро чанд андозӣ зи по!
Ҳотифе гуфто, к- аз ин кор огаҳем,
Худ кушему худ диятшон медиҳем.
Гуфт:-Охир чанд хоҳӣ кушт зор,
Гуфт:-То дорам дият, ин аст кор!
Дар хазона то дият мемонадам,
Мекушам, то таъзият мемонадам.
Букшамаш в- он гаҳ ба хунаш даркашам,
Гирди олам сарнагунаш баркашам.
Баъд аз он чун маҳв шуд аҷзойи ӯ,
Пову сар гум шуд зи сар то пойи ӯ,
Арза дорам Офтоби талъаташ
В- аз ҷамоли хеш созам хилъаташ.
Хуни ӯ гулгунаи рӯяш кунам,
Мӯътакиф бар хоки он кӯяш кунам.
Соявар гардонамаш дар кӯйи хеш,
Пас барорам Офтоби рӯйи хеш.
Чун барояд Офтоби рӯйи ман,
Кай бимонад сояе дар кӯйи ман.



Соя чун ночиз шуд дар Офтоб,
Ҷумла шуд «валлоҳу аълам биссавоб».
Ҳар кӣ дар вай маҳв шуд, аз худ бираст,
З- он ки натвон буд бо ӯ худпараст.
Маҳв шав в- аз маҳв чандине магӯй,
Сарф кун ҷонрову чандине маҷӯй.
Менадонам давлате з- ин беш ман,
Мардро, гӯ, гум шавад аз хештан!

## ҲИКОЯТИ ДАВЛАТИ САЪОДАТЕ, КИ САҲРАИ ФИРЪАВН ЁФТАНД

Менадонам ҳеч кас дар кавн ёфт
Давлате, к- он саҳраи Фиръавн ёфт.
Он чӣ давлат буд, к- эшон ёфтанд,
Он замон, к- он қавм имон ёфтанд.
Ҷон ҷудо карданд аз эшон он нафас,
Ҳаргиз ин давлат набинад ҳеч кас!
Як қадам дар дин ниҳоданд он замон,
Пас дигар берун ниҳоданд аз ҷаҳон.
Кас аз ин омадшудан беҳтар надид,
Ҳеч шохе з- ин нагунтар бар надид!

## МАҚОЛАИ САЛОСУН (30) СУОЛИ МУРҒЕ ДИГАР АЗ БАЛАНДИИ ҲИММАТ

Дигаре гуфташ, ки ай соҳибназар,
Ҳаст ҳимматро дар ин маънӣ асар?
Гарчи ҳастам ман ба сурат бас заъиф,
Дар ҳақиқат ҳиммате дорам шариф.
Гар зи тоъат нест бисёре маро,
Ҳаст олӣ ҳиммате боре маро!

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД ӮРО

Гуфт мағнотиси ушшоқи аласт,
Ҳиммати олист кашфи ҳар чӣ ҳаст!
Ҳар киро шуд ҳиммати олӣ падид,
Ҳар чӣ ҷуст, он чиз шуд ҳолӣ падид.
Ҳар киро як зарра ҳиммат дод даст,
Кард ӯ Хуршедро з- он зарра паст.
Нутфаи мулки ҷаҳонҳо ҳиммат аст,
Болу парри мурғи ҷонҳо ҳиммат аст!

## ҲИКОЯТИ ХАРИДОРИИ ПИРЗАН ҲАЗРАТИ ЮСУФРО

Гуфт:-Юсуфро чу мебифурӯхтанд,
Мисриён аз шавқи ӯ месӯхтанд.
Чун харидорон басе бархостанд,
Панҷ раҳ ҳамсанг мушкаш хостанд.
З- он зани пире ба хун оғушта буд,
Ресмоне чанд дар ҳам ришта буд.
Дар миёни ҷамъ омад бо хурӯш,
Гуфт, к- ай даллоли канъонифурӯш!
З- орзуи ин писар саргаштаам,
Даҳ калоба ресмонаш риштаам,
Ин зи ман бистону бо ман байъ кун,
Даст дар дасти манаш деҳ бе сухун.
Ханда омад мардро, гуфт, ай салим,
Нест дархурди ту ин дурри ятим,
Ҳаст сад ганҷаш баҳо дар анҷуман,
Чӣ туву чӣ ресмон, ай пирзан!
Пирзан гуфто, ки донистам яқин,
К- ин писарро кас набифрӯшад бад- ин,
Лек инам бас, ки чӣ душман, чӣ дӯст
Гӯяд:-Ин зан аз харидорони ӯст!



Ҳар диле, к- ӯ ҳиммати олӣ наёфт,
Давлати бемунтаҳо ҳолӣ наёфт.
Он зи ҳиммат буд, к- он шоҳи баланд
Оташе дар подшоҳӣ уфканд.
Хусраверо чун басе хусрон бидид,
Сад ҳазорон мулку сад чандон бидид.
Чун ба покӣ ҳимматаш дар кор шуд,
З- он ҳама мулки начис безор шуд.
Чашми ҳиммат чунки шуд хуршедбин,
Кай шавад бо зарра ҳаргиз ҳамнишин!

## ҲИКОЯТ

Он яке дойим зи бехешии хеш
Нола мекардӣ зи дарвешии хеш.
Гуфташ Иброҳими Адҳам:-Ай писар,
Фақрро арзон харидастӣ магар?!
Мард гуфташ:-Ин сухан н- ояд ба кор,
Кас харад дарвешӣ? Охир шарм дор!
Гуфт:-Ман ёре ба ҷон бихридаам,
Пас зи мулки оламаш бигзидаам.
Мехарам як дам ба сад олам ҳанӯз,
З- он ки беҳ меарзадам ҳар дам ҳанӯз!

## ШИКОЯТ КАРДАНИ ДАРВЕШЕ АЗ ФАҚР ПЕШИ ҲАЗРАТИ ИБРОҲИМ

Чунки арзон ёфтам ман ин матоъ,
Подшоҳиро ба кул(л) кардам видоъ.

Лочарам ман қадр медонам, ту на,
Шукри ин бар хеш мехонам, ту на!
Аҳли ҳиммат ҷону тан дарбохтанд,
Солҳо бо сӯхтан дарсохтанд.
Мурғи ҳимматшон ба ҳазрат шуд қарин,
Ҳам зи дунё даргузашту ҳам зи дин.
Гар ту марди инчунин ҳиммат наӣ,
Дур шав, к- аҳли валинеъмат наӣ!

## ҲИКОЯТИ ШАЙХ АҲМАДИ ҒУРӢ БО СУЛТОН САНҶАР

Шайхи Ғурӣ, он ба куллӣ гашта кул(л),
Рафт бо девонагон дар зери пул.
Аз қазо мерафт Санҷар бо шукӯҳ,
Гуфт:-Зери пул чӣ қавманд ин гурӯҳ?
Шайх гуфташ:-Бесару бепо ҳама,
Аз ду берун нест ҳоли мо ҳама.
Гар ту моро дӯст дорӣ бардавом,
Зуд аз дунё бароремат тамом.
В- ар ту моро душманӣ, на дӯстдор,
Зуд аз динат барорем, ин- т кор!
Гар ба зери пул дароӣ як нафас,
Во раҳӣ з- ин тумтуроқу з- ин ҳавас.
Дӯстиву душманиии мо бубин,
Пой дарнеҳ, хешро пайдо бубин!
Санҷараш гуфто:-Наям марди шумо,
Ҳуббу буғзам нест дарх(в)арди шумо.
Не шуморо дӯстам, не душманам,
Рафтам инак, то насӯзад хирманам.
Аз шумо ҳам фахру ҳам орем нест,
Бо баду неки шумо корем нест.



Ҳиммат омад ҳамчу мурғе тезпар,
Ҳар замон дар сайри худсар тезтар.
Гар бипаррад, ҷуз ба биниш кай бувад,
Дар даруни офариниш кай бувад?
Сайри ӯ з- офоқи ҳастӣ бартар аст,
К- ӯ зи ҳушёриву мастӣ бартар аст!

## ҲИКОЯТ

Нимшаб девонае хуш мегирист,
Гуфт:-Ин олам бигӯям ман, ки чист!
Ҳуққае сар барниҳода мо дар ӯ,
Мезанам аз ҷаҳли худ савдо дар ӯ.
Чун сари он ҳуққа баргирад аҷал,
Ҳар кӣ пар дорад, бипаррад то азал.
В- он ки ӯ бепар бувад, дар сад бало
Дар миёни ҳуққа монад мубтало.
Мурғи ҳимматро ба маънӣ бол деҳ,
Ақлро дил бахшу ҷонро ҳол деҳ.
Пеш аз он, к- ин ҳуққа баргиранд сар,
Мурғи раҳ гарду баровар болу пар.
Ё на, болу пар бисӯзу хеш ҳам,
То ту бошӣ аз ҳама дар пеш ҳам!

## ҲИКОЯТ

Булаҷаб, хаффош гуфт:-Ай бехабар,
Ман чи хоҳам кард ин шамсу қамар!
Офтоберо, ки хоҳад шуд сиёҳ,
Дар ғурубаш бар ту гум сozанд роҳ.
Рӯй зарду ҷомаи мотам ба бар,
Дар таку пӯйе бимонда дар ба дар.

Ташнатар аз дигарон садбора ӯ
В- аз шафақ оғуштаи хунхора ӯ.
Гар чунин Хуршед н- ояд дар назар,
Гӯ, маё, чун ҳаст Хуршеди дигар.
Ту махусб, ай марду як шаб пос дор,
То ба шаб Хуршед бинӣ ошкор.
Рӯзи ман, ай марди ғофил, ҳар шаб аст,
К- Офтоби найираллаҳ дар шаб аст.
Чун падид ояд ба шаб он Офтоб,
Халқи оламро кунад машғули хоб.
Офтоб аз акси он нуру зиё
Рӯй дарпӯшад ба чилбоби ҳаё.
Лек ҳар, к- ӯ ҳамчу ман маҳрам бувад,
Офтобаш дар шаби мотам бувад.
Чун чунин Хуршед дар шаб ҳосил ҳаст,
Гар ба кӯрӣ меначунбӣ, мушкил аст.
Ман намеҷунбам ҳама шаб то ба рӯз
Гирди он Хуршед мепаррам ба сӯз.
Чун намояд рӯй Хуршеди маҷоз,
Мо ба зулмат ошён бинмуда боз.
Дар шабон тобад чу Хуршеди Илоҳ,
Хуфта дар зулмат набошад аҳли роҳ.
Гар чу боз он ҳиммате орӣ ба даст,
Дасти султонат бувад ҷойи нишаст,.
В- ар чу пашша бошӣ аз дунҳимматӣ,
Ҳамчу пашша бошӣ аз беҳурматӣ.
Лоҷарам чун пашша нуқсон бошадат,
Буд бо нобуд яксон бошадат.
Ҳар кӣ соҳибҳиммат омад, мард шуд,
Ҳамчу Хуршед аз баландӣ фард шуд.
Гар чу гавҳар ҳимати олӣ бувад,
Бар сари шаҳ ҷойи ту холӣ бувад.
Гар ба ҳар чизе фуруд ойӣ зи роҳ,
Кай тавонӣ хӯрд ҷом аз дасти шоҳ?



## МАҚОЛАИ ҲОДӢ ВА САЛОСУН (31) СУОЛИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфташ, ки инсофу вафо,
Чун бувад дар ҳазрати он подшо?
Ҳақтаъоло дод инсофам басе,
Бевафоӣ ҳам накардам бо касе!
Дар касе чун ҷамъ ояд ин сифат,
Рутбаи ӯ чун бувад дар маърифат?

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД ӮРО

Гуфт:-Инсоф аст султони наҷот,
Ҳар кӣ мунсиф шуд, бираст аз турраҳот.
Аз ту гар инсоф ояд дар вуҷуд,
Беҳ, ки умре дар рукӯъу дар суҷуд.
Худ футувват нест дар ҳар ду ҷаҳон
Бартар аз инсоф додан дар ниҳон.
В- он ки ӯ инсоф бидҳад ошкор,
Аз риё кам ҳолӣ афтад, ёд дор.
Настаданд инсоф мардон аз касе
Нек худ медодаанд, алҳақ, басе.

## ҲИКОЯТ

Аҳмади Ҳанбал имоми аср буд,
Шарҳи фазли ӯ бурун аз ҳаср буд.
Чун зи дарси илм софӣ омадӣ,
Зуд пеши Бишри Ҳофӣ омадӣ.
Гар касе дар пеши Бишраш ёфтӣ,
Дар маломат карданаш биштофтӣ.

Гуфт:-Охир ту имоми оламӣ,
Аз ту донотар нахезад одаме.
Ҳар кӣ мегӯяд сухан, менашнавӣ,
Пеши ин сарпобараҳна меравӣ.
Аҳмади Ҳанбал чунин гуфто, ки ман
Гӯй бурдам дар аҳодису сунан.
Илм ман беҳ з- ӯ бидонам нек- нек,
Ӯ Худоро беҳ зи ман донад валек.
Эй зи беинсофии худ бехабар,
Як замон инсофи раҳбинон нигар!

## ҲИКОЯТ

Ҳиндувонро подшоҳе буд пир,
Шуд магар дар лашкари Маҳмуд асир.
Чун бари Маҳмуд бурдандаш сипоҳ,
Шуд мусулмон оқибат он подшоҳ.
Ҳам нишони ошноӣ ёфт ӯ,
В- аз ду олам ҳам ҷудоӣ ёфт ӯ.
Баъд аз он дар хаймае танҳо нишаст,
Дил аз ӯ бархост, дар савдо нишаст.
Рӯзу шаб дар гиряву дар сӯз буд,
Рӯз аз шаб, шаб батар аз рӯз буд.
Чун басе шуд нолаҳои зори ӯ,
Шуд хабар Маҳмудро аз кори ӯ.
Хонд Маҳмудаш ба пеши хеш- дар,
Гуфт:- Сад мулкат диҳам з- он бештар.
Ту шаҳӣ, навҳа макун бар хеш аз ин,
Чанд гирйӣ, низ магрӣ беш аз ин.
Хусрави ҳиндуш гуфт:-Ай подшоҳ,
Ман намегирям зи баҳри мулку ҷоҳ.
З- он ҳамегирям, ки фардо зулҷалол
Дар қиёмат гар кунад аз ман суол,



Гӯяд:-Ай бадаҳд, марди бевафо,
Коштӣ бо чун мане тухми ҷафо.
То наёмад пеши ту Маҳмуд боз,
Бо ҷаҳоне пурсавори сарфароз,
Ту накардӣ ёди ман, ин чун бувад,
Боре аз хатти вафо берун бувад?!
Гирд мебояст кардан лашкаре
Баҳри ту, ту худ зи баҳри дигаре.
Бе сипоҳе ёд н- омад аз манат,
Дӯстат хонам, бигӯ, ё душманат!
То ба кай аз ман вафо, аз ту ҷафо?
Дар вафодорӣ чунин навбат раво.
Гар расад аз ҳақтаъоло ин хитоб,
Чун диҳам ин бевафоиро ҷавоб?!
Чун кунам ин хиҷлату ташвирро
Гиря з- он аст, ай ҷавон, ин пирро!
Ҳарфи инсофу вафодорӣ шунав,
Дарси девони накӯкорӣ шунав.
Гар вафодорӣ, ту азми роҳ кун
В- арна биншин, даст аз ин кӯтоҳ кун!
Ҳар чӣ берун шуд зи феҳрасти вафо,
Нест дар боби ҷавонмардӣ раво!

## ИТОБИ ҲАҚТАЪОЛО БО ҒОЗИИ БЕВАФО БА САБАБИ КОФИРИ ВАФОДОР

Ғозие аз кофире бас сарфароз
Хост мӯҳлат, то ки бигзорад намоз.
Чун бишуд, ғозӣ намози хеш кард,
Боз омад ҷанг ҳар дам беш кард.
Буд кофирро намозе они хеш,
Хост ӯ ҳам маҳлу берун шуд зи пеш.

Гӯшае бигзид кофир поктар,
Пас ниҳод ӯ сӯйи бут бар хок сар.
Ғозияш чун дид сар бар хоки роҳ,
Гуфт:-Нусрат ёфтам з- ин ҷойгоҳ!
Хост, то теғе занад бар вай ниҳон,
Ҳотифаш овоз дод аз осмон:
К- ай ҳама бадаҳд аз сар то ба пой,
Хуш вафову аҳд меорӣ ба ҷой!
Ӯ назад теғат, чу аввал дод маҳл,
Ту агар теғаш занӣ, ҷаҳл аст, ҷаҳл!
Ай ту уфулаҳд барнохондаӣ,
Гашта кач, бар аҳди худ номондаӣ.
Чун накӯйӣ кард кофир пеш аз ин,
Ноҷавонмардӣ макун ту беш аз ин!
Ӯ накӯйӣ кард, ту бад мекунӣ,
Бо касон он кун, ки бо х(в)ад мекунӣ!
Будат аз кофир вафову эминӣ,
Кун вафодорӣ, агар ту мӯъминӣ!



Ай мусалмон, номусаллам омадӣ,
Дар вафо аз кофире кам омадӣ!
Рафт ғозӣ з- ин сухан аз ҷойи хеш,
Дар арақ гум дид сар то пойи хеш.
Кофираш чун дид гирёнмондае,
Теғаш андар дасту ҳайронмондае.
Гуфт:- Гирён аз чийӣ, баргӯй рост?
Гуфт:-Карданд ин замонам бозхост!
Бевафо гуфтанд аз баҳри туам,
Инчунин гирён ман аз қаҳри туам.
Чун шунуд ин қисса кофир ошкор,
Наърае зад, пас аз он бигрист зор.



Гуфт:-Ҷабборе, ки бо маҳҷуби хеш,
Аз барои душмани маъюби хеш.
Аз вафодорӣ кунад чандин итоб,
Чун кунам ман бевафоӣ беҳисоб!
Арза кун ислом, то дин оварам,
Ширк сӯзам, шаръ ойин оварам.
Ай дареғо, бар дилам банде чунин,
Бехабар ман аз худованде чунин!
Баски бо матлуби худ, ай беадаб,
Бевафоӣ кардаӣ ту дар талаб,
Лек сабрам ҳаст то тоси фалак
Ҷумла дар рӯят бигӯям як ба як!

## ҲИКОЯТИ ОМАДАНИ БАРОДАРОНИ ЮСУФ БА МИСР ДАР СОЛИ ҚАҲТӢ БА ХИДМАТИ ОН ҲАЗРАТ

Даҳ бародар қаҳташон карда нуфур,
Пеши Юсуф омаданд аз роҳи дур.
Аз сари бечорагӣ гуфтанд ҳол,
Чорае мехостанд аз тангсол.
Рӯйи Юсуф буд дар бурқаъ ниҳон,
Пеши Юсуф буд тосе он замон.
Даст зад бар тос Юсуф, ошкор
Тосаш андар нола омад зор- зор.
Гуфт ҳолӣ Юсуфи ҳикматшинос:
- Ҳеч медонед ин овози тос?
Пеши Юсуф аз сари аҷзе зафон
Даҳ бародар баргушоданд он замон,
Ҷумла гуфтанд:-Эй Азизи ҳақшинос,
Кас чӣ медонад чӣ бонг ояд зи тос!
Юсуф он гаҳ гуфт ман донам дуруст,
К- ӯ чӣ мегӯяд?-Шумо ҳастед суст.

Тос мегӯяд:-Шуморо пеш аз ин
Як бародар буд ҳуснаш беш аз ин.
Ном Юсуф дошт в- ӯ буд аз шумо,
Дар накӯйӣ гӯй бирбуд аз шумо!
Даст зад бар тос аз сар боз- дар,
Гуфт:-Мегӯяд бад- ин овоз- дар:
- Ҷумла афкандед Юсуфро ба чоҳ,
Пас биёвардед гурге бегуноҳ.
Даст зад бар тос як бори дигар,
Тосро овард дар кори дигар.
Гуфт:-Мегӯяд падарро сӯхтед,
Юсуфи маҳрӯйро бифрӯхтед.
Пераҳан дар хун кашидед аз фусун,
То дили Яъқуб з- он гардид хун.
Бо бародар кай кунанд ин, кофирон,
Шарматон бод аз Худо, ай ҳозирон!
З- он сухан он қавм ҳайрон омада,
Об гашта, аз пайи нон омада.
Гарчи Юсуфро чунон бифрӯхтанд,
Бар худ он соат ҷаҳон бифрӯхтанд.
Чун ба чоҳ афканданаш карданд соз,
Ҷумла дар чоҳи бало монданд боз.
Кӯрчашме бошад он, к- ин қисса ӯ
Бишнавад, з- ин барнагирад ҳисса ӯ!
Ту макун чандон дар ин қисса назар,
Қиссаи туст ин ҳама, ай бехабар!
Он чи ту аз бевафоӣ кардаӣ,
Не ба нури ошноӣ кардаӣ!
Гар касе умре занад бар тос даст,
Кори ношойисти ту бисёр ҳаст!
Бош, то аз хоб бедорат кунанд,
Дар ниҳоди худ гирифторат кунанд!
Бош, то фардо чафоҳои туро,
Кофириҳову хатоҳои туро,



Пеши рӯят арза доранд он ҳама,
Як ба як бар ту шуморанд он ҳама.
Чун басе овози тос ояд ба гӯш,
Менадонам, то бимонад ақлу ҳуш.
Чанд гардӣ гирди тосе сарнагун,
Даргузар, к- ин ҳаст таште пур зи хун!
Дар буни тосе гирифтор омада,
Ҳамчу мӯре ланг дар кор омада.
Гар миёни тос монӣ мубтало,
Ҳар дам овозе дигар ояд туро.
Пар баровар, даргузар, ай ҳақшинос
В- арна расво гардӣ аз овози тос!

## МАҚОЛАИ СОНИ ВА САЛОСУН (32) СУОЛИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре пурсид аз ӯ:-Ай пешво,
Ҳаст густохӣ дар он ҳазрат раво?
Он ки густохӣ намояд бар азим,
Баъд аз он аз пас дарояд тарсу бим.
Чун бувад густохӣ он ҷо, боз, гӯй,
Дурри маънӣ барфишону роз гӯй.
Гуфт:- Ҳар касро, ки аҳлият бувад,
Маҳрами сирри улуҳият бувад.
Гар кунад густохие, ӯро равост,
3- он ки дойим роздори подшост.
Лек марди роздони роздор
Кай кунад густохии ӯ, шарм дор!
Чун зи чап бошад адаб, ҳурмат зи рост,
Як нафас густохие аз вай равост.
Марди уштурбон, ки бошад бар канор,
Кай тавонад буд шаҳро роздор?!
Гар кунад густохие чун аҳли роз,
Монад аз имону аз ҷон низ боз.

Кай тавонад дошт ринде дар сипоҳ
Зррае густохие дар пеши шоҳ?
Гар ба роҳ ояд Вишоқи Аъҷамӣ,
Ҳаст густохии ӯ аз хуррамӣ.
Ӯ чу девона бувад дар шӯри ишқ,
Меравад бар рӯйи об аз зӯри ишқ.
Х(в)аш бувад густохии ӯ, х(в)аш бувад,
З- он ки он девона чун оташ бувад!
Дар раҳи оташ саломат кай бувад,
Марди маҷнунро маломат кай бувад?
Чун зи ту девонагӣ ояд падид,
Ҳар чӣ ту гӯйӣ, зи ту битвон шунид!

## ҲИКОЯТИ ДИДАНИ ДЕВОНА ҒУЛОМОНИ АМИРРО ДАР ХУРОСОН

Дар Хуросон буд давлат бар мазид,
З- он ки пайдо шуд Хуросонро амид.
Сад ғуломаш буд турки моҳрӯй,
Сарвқомат, симсоъид, мушкмӯй.
Ҳар яке дар гӯш дурре шабфурӯз,
Шаб шуда аз акси он дур(р) ҳамчу рӯз.
Бо кулоҳи шаъшаъа, бо тавқи зар,
Сар ба сар симин бар ӯ заррин камар.
Бо камарҳои мурассаъ дар миён
Ҳар якеро нуқрахинге зери рон.
Ҳар кӣ дидӣ рӯйи он як лашкарӣ,
Дар раҳаш аз ҷон гузаштӣ сарсарӣ.
Аз қазо девонае бас гурсна,
Жандае пӯшида, сарпо барҳна.
Дид он хайли ғуломонро зи дур,
Гуфт:-Они кистанд, ин хайли ҳур?



Ҷумлаи шаҳраш ҷавобе дод рост,
К- ин ғуломони амиди шаҳри мост.
Чун шунид ин қисса он девона, зуд
Уфтод андар сари девона дуд,
Гуфт:-Ай дорандаи арши маҷид,
Банда парвардан биёмӯз аз амид!
Гар аз ӯ девонаӣ, густох бош,
Барг дорӣ, лозими ин шох бош.
В- ар надорӣ барги ин шохи баланд,
Пас макун густохиву бар худ маханд.
Хуш бувад густохии девонагон,
Хуш ҳамесӯзанд чун парвонагон.
Ҳеч натвонанд дид ин қавм роҳ,
Чӣ баду чӣ нек ҷуз з- он пойгоҳ.

## ҲИКОЯТ

Гуфт он девонаи танбарҳна,
Чун миёни роҳ мешуд гурсна,
Буд сармоеву борони шигарф,
Тар шуд он саргашта аз борону барф.
Не нуҳуфте будашу не хонае,
Оқибат мерафт то вайронае.
Чун ниҳод аз роҳ дар вайрона гом,
Бар сараш омад ҳаме хиште зи бом.
Сар шикасту хун равон шуд ҳамчу ҷӯ,
Мард сӯйи осмон баркард рӯ:
Гуфт:-То кай кӯси султонӣ задан,
З- ин накӯтар хишт натвонӣ задан?
Ҳар кӣ ҷонро маҳрами дилхоҳ ёфт,
Чун шаҷар сарзабзии ин роҳ ёфт!

Ё камоле ёфт бар даргоҳи ӯ,
То бишуд девонадил дар роҳи ӯ.
Ҳар кӣ шуд девонаи он дилнавоз,
Ҳар чӣ дил мехоҳадаш, гӯяд ба ноз!

## ҲИКОЯТ

Буд дар корез бесармояе,
Орият бистад хар аз ҳамсояе.
Рафт сӯйи осиёву хуш бихуфт,
Чун бихуфт он мард, ҳолӣ хар бирафт.
Гург он харро бидарриду бих(в)ард,
Рӯз дигар гашту товон хост мард.
Ҳар ду тан меомаданд аз раҳ давон
То ба назди мири корез он замон.
Қисса пеши мир баргуфтанд рост,
З- ӯ бипурсиданд к- ин товон кирост?!
Мир гуфто:- Ҳар кӣ гурги яктана
Сар диҳад дар дашту саҳро гурсна,
Бешак ин товон бар ӯ бошад дуруст,
Ҳар дуро товон аз ӯ бойист ҷуст!
В- ар бувад сад хар, на, аз сад бештар,
Як ба як барҳам дарад аз якдигар.
Гургро ӯ офарид, ай камхирад,
З- ин балои ногаҳат ӯ вораҳад!
Ё раб, ин товон чӣ некӯ мекунад,
Ҳеч товон нест ҳар- ч ӯ мекунад.
Бар занони Миср чун ҳолат бигашт,
З- он ки махлуқе бад- эшон баргузашт.
Чи аҷаб бошад, агар девонае
Ҳолате ёбад зи давлатхонае,
То дар он ҳолат шавад бехеш ӯ,
Нангарад ҳеч аз пасу аз пеш ӯ.



Ҷумла з- ӯ гӯяд, бад- ӯ гӯяд ҳама,
Ҷумла з- ӯ ҷӯяд, бад- ӯ ҷӯяд ҳама!

## ҲИКОЯТИ ГУСТОХИИ ДЕВОНА ДАР ҚАҲТИИ МИСР

Хост андар Миср қаҳтӣ ногаҳон,
Халқ мемуранд, мегуфтанд:- «Нон».
Ҷумлаи раҳ халқ барҳам мурда буд,
Нимзинда ниммурда хӯрда буд.
Аз қазо девонае чун он бидид,
Халқ мемуранду н- омад нон падид.
Гуфт:-Ай дорандаи дунёву дин,
Чун надорӣ ризқ, камтар офарин!
Бедилон чун гарм дар кор омаданд,
Аз вуҷуди хеш безор омаданд.
Ҳар чи аз девона ояд дар вуҷуд,
Афв фармоед аз девони ҷуд.
Гарчи набвад нек бипзиранд аз ӯ,
Пас ба чизе нек баргиранд аз ӯ.
Ҳар даме ӯро муроъоте кунанд,
Нек чун бошад, мукофоте кунанд.
Ошиқонаш пок аз накс омаданд,
Чун дарахтон ҷумла дар ракс омаданд.
Пой ҳамчун шох дар гил мераванд,
Лоҷарам дар қурби комил мешаванд.
Ҳар кӣ ӯ густохи ин даргаҳ шавад,
Узр хоҳад боз, чун огаҳ шавад.
Гар каже гӯяд бад- ин даргаҳ, на рост,
Узри он донад ба ширинӣ бихост!

## ҲИКОЯТИ ДЕВОНАЕ, КИ КӮДАКОН САНГАШ МЕЗАДАНД

Буд он девона хун аз дил чакон,
З- он, ки санг андохтандаш кӯдакон.
Рафта буд охир ба кунҷи гулхане,
Буд андар кунҷи гулхан равзане,
Шуд аз он равзан тагарге ошкор,
Бар сари девона омад дар нисор.
Тира буд он хона, афтодаш гумон,
К- ин магар ҳам кӯдаконанд ин замон.
Чун тагарг аз санг менашнохт боз,
Кард беҳуда зафони худ дароз,
Дод девона басе дашноми зишт,
К- аз чи андозанд бар ман сангу хишт.
Ногаҳ аз ҷойе даре бикшод бод,
Равшанӣ дар хонаи гулхан фитод.
Боз донист ӯ тагарг он ҷо зи санг,
Дил шудаш аз додани дашном танг.
Гуфт:- Ё раб, тира буд ин гулханам,
Саҳв кардам, ҳар чӣ гуфтам, он манам!
Гар занад з- ин гунае девона лоф,
Ту мазан аз саркашӣ бо ӯ масоф.
Он ки ин ҷо масту лояъқил бувад,
Беқарору бекасу бедил бувад.
Мегузорад умр дар нокомие,
Ҳар замонаш тоза бероромие.
Ту зафон аз таънаи ӯ даргузор,
Ошиқи девонаро маъзур дор.
Гар назар дар сирри бенурон кунӣ,
Ҷумларо бешак зи маъзурон кунӣ!



## ҲИКОЯТҲОИ ВОСИТӢ ВА ДИДАНИ ГӮРИ ҶУҲУДОН

Воситӣ мерафт саргардон шуда
В- аз таҳайюр бесару сомон шуда.
Чашм бар гӯри ҷуҳудонаш фитод,
Пас назар з- он ҷо бар эшонаш фитод.
Ин ҷуҳудон, гуфт, маъзуранд нек,
Ин бинатвон бо касе гуфтан валек.
Ин сухан аз вай каси қозӣ шунид,
Хашмгин ӯро бари қозӣ кашид.
Ҳарфи ӯ чун дархури қозӣ набуд,
Кард ин кору бад- он розӣ набуд.
Воситӣ гуфташ, ки ин қавми тобоҳ
Гар наянд аз ҳукми ту маъзури роҳ,
Лек аз ҳукми Худои ғайбдон
Ҷумла маъзурони роҳанд ин замон!

## МАҚОЛАИ СОЛИС ВА САЛОСУН (33) СУОЛИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфташ, ки то ман зиндаам,
Ишқи ӯро лойиқу зебандаам.
Аз ҳама бубридаву биншаста ман,
Лофи ишқаш мезанам пайваста ман.
Чун ҳама халқи чаҳонро дидаам,
Дар кӣ пайвандам, ки бас бубридаам.
Кори ман савдои ишқи ӯ бас аст
В- инчуниин савдо на кори ҳар кас аст.
Кор овардам ба ҷон аз ишқи ёр,
Гӯйиё ҷонам намеояд ба кор.
Вақти он омад, ки хат дар ҷон кашам,
Ҷоми май бар талъати ҷонон кашам.

Аз ҷамолаш чашми ҷон рӯшан кунам,
Бо висолаш даст дар гардан кунам!

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД ӮРО

Гуфт:-Натвон шуд ба даъвию ба лоф
Ҳамнишин Симурғро дар кӯҳи Қоф.
Лофи ишқи ӯ мазан дар ҳар нафас,
К- ӯ нагунҷад дар ҷуволи ҳеч кас.
Гар насими давлате ояд фароз,
Парда андозад зи рӯзи кор боз.
Пас туро хуш даркашад дар роҳи хеш,
Фард биншонад ба хилватгоҳи хеш.
Гар бувад ин ҷойгаҳ даъвӣ туро,
Мағзи он даъвӣ бувад маънӣ туро.
Дӯстдории ту озоре бувад,
Дӯстии ӯ туро коре бувад!

## ҲИКОЯТИ ХОБ ДИДАНИ МУРИДЕ БОЯЗИДРО

Чун бирафт аз дори дунё Боязид,
Дид дар хобаш магар он шаб мурид.
Пас суолаш кард, к- ай шойиста пир,
Чун гузаштӣ ту зи Мункар в- аз Накир?!
Гуфт:-Чун карданд он ду номдор
Аз мани мискин суоли Кирдгор.
Гуфтам эшонро набуда ин суол
Не шуморо, не маро ҳаргиз камол.
З- он ки гар гӯям Худоям ӯст бас,
Ин сухан гуфтан бувад аз ман ҳавас.



Лек агар з- ин ҷо ба сӯйи зулҷалол
Боз гардеду аз ӯ пурсед ҳол,
Гар маро ӯ банда хонад ошкор,
Бандае бошам Худоро номдор.
В- ар маро аз бандагон нашморад ӯ,
Бастаи банди худам бигзорад ӯ,
Бо касе осон чу пайвандаш набуд,
Ман агар хонам худовандаш, чӣ суд!
Дар худовандиш сар афкандаам,
Лек ӯ бояд, ки хонад бандаам.
Гар зи сӯйи ӯ дарояд ошиқӣ,
Ту ба ишқи ӯ бағоят лойиқӣ.
Лек ишқе, к- он зи сӯйи ту бувад
В- он ки ӯ дархурди рӯйи ту бувад.
Ӯ агар бо ту дарандозад х(в)ашӣ,
Ту тавонӣ шуд зи шодӣ оташе.
Кор он дорад на ин, ай бебасар,
Кай хабар ёбад аз ӯ ҳар бехабар!

## ҲИКОЯТ

Буд дарвеше зи фарти ишқ зор
В- аз муҳаббат ҳамчу оташ беқарор.
Ҳам зи таффи ишқ ҷон афрӯхта,
Ҳам зи сӯзи ҷон зафонаш сӯхта.
Оташ аз ҷон дар дилаш афтода буд,
Мушкиле бас мушкилаш афтода буд.
Дар миёни роҳ мешуд беқарор,
Мегиристу ин сухан мегуфт зор:
- Ҷону дил аз оташи рашкам бисӯхт!
Чанд гирям, чун ҳама ашкам бисӯхт!
Ҳотифе гуфташ:-Мазан з- ин шева лоф,
Аз чӣ бо ӯ дарфикандӣ аз газоф!

Гуфт:-Ман кай дарфикандам бо яке,
Ӯ дарафкандаст бо ман бе шаке.
Чун манеро кай бувад ин мағзу пӯст,
То чу ӯеро тавонам дошт дӯст?
Ман чӣ кардам, ҳар чӣ кард, ӯ карду бас,
Дил чу хун шуд, хуни дил ӯ х(в)арду бас.
Ӯ чу бо ту дарфиканду дод бор,
Ту макун он кибр бар сар зинҳор!
Ту кӣ бошӣ, то дар он ҷоҳи азим
Як нафас берун кунӣ по аз гилем.
Бо ту гар ӯ ишқ бозад, ай ғулом,
Ишқ ӯ бо сунъ мебозад мудом.
Ту наӣ ҳечу наӣ бар ҳеч кор,
Маҳв гарду сунъ бо сонеъ гузор.
Гар падид орӣ ту худро дар миён,
Ҳам зи имонат барой, ҳам зи ҷон!

## ҲИКОЯТИ МЕҲМОН ШУДАНИ СУЛТОН МАҲМУД РИНДИ ГУЛХАНТОБРО

Як шабе Маҳмуд дил пуртоб шуд,
Меҳмони ринди гулхантоб шуд.
Ринд бар хокистараш биншонд хуш,
Реза дар гулхан ҳамеафшонд хуш.
Хушк ноне пеши ӯ овард зуд,
Даст берун кард шоҳу х(в)ард зуд.
Гуфт:- Агар ин гулханӣ имшаб зи ман
Узр хоҳад, ман сараш буррам зи тан!
Оқибат чун азми рафтан кард шоҳ,
Гулханӣ гуфташ, ки дидӣ ҷойгоҳ,
Хӯрду хуфтам дидаву айвони ман,
Омадӣ нохонда ту меҳмони ман.



Гар дигар бор афтадат, бархез зуд,
Пас қадам дар раҳ неҳу сар тез зуд.
В- ар сари мо набвадат, мебош хуш,
Гулханӣ, гӯ, резае мепош хуш.
Ман на камтар, не фузунтар оямат,
Ман киям, то дар баробар оямат!
Хуш шуд аз гуфтори ӯ шоҳи ҷаҳон,
Ҳафт бори дигараш шуд меҳмон.
Рӯзи охир гулханиро гуфт шоҳ:
- Охир аз шоҳи ҷаҳон чизе бихоҳ!
Гуфт:-Агар ҳоҷат бигӯяд ин гадо,
Шоҳаш он ҳоҷат бигардонад раво?
Шоҳ гуфташ:- Ҳоҷатат бо ман бигӯ,
Хусравӣ кун, тарки ин гулхан бигӯ!
Гуфт:-Ҳоҷатманди онам ман, ки шоҳ
Ҳамчунин меҳмонам ояд гоҳ- гоҳ.
Хусравии ман лиқойи ту бас аст,
Тоҷи фарқам хоки пойи ту бас аст.
Шаҳрёр аз дасти ту бисёр ҳаст,
Ҳеч гулхантобро ин кор ҳаст?
Бо ту дар гулхан нишаста гулханӣ,
Беҳ, ки бе ту подшоҳи гулшане!
Чун аз ин гулхан даромад давлатам,
Кофирӣ бошад аз ин ҷо реҳлатам.
Бо ту ин ҷо гар висоле мениҳам,
Он ба мулки ҳар ду олам кай диҳам!
Бас бувад ин гулханам равшан зи ту,
Чист беҳ аз ту, ки хоҳам ман зи ту?!
Марги ҷон бод ин дили пурпечро,
Гар гузинад бар ту дигар ҳечро!
Ман на шоҳӣ хоҳаму не хусравӣ,
Он чи мехоҳам ман аз ту, он туӣ!
Шаҳ ту бас бошӣ, мадеҳ шоҳӣ маро,
Меҳмон меоӣ гаҳ- гоҳе маро!



Ишқи ӯ бояд туро, кор ин бувад,
Они ту ӯро ғаму ёр ин бувад.
Гар туро ишқ аст, аз вай хоҳ низ,
Даст аз ин доман макун кӯтоҳ низ.
Ишқи кӯҳна ишқи нав хоҳад дигар,
Ганҷҳо накдаш ду ҷав хоҳад дигар.
Дил бигирад з- они хешаш бе шаке,
Баҳр дорад, қатра хоҳад аз яке!

## ҲИКОЯТИ САҚҚОЕ, КИ АЗ ДИГАР САҚҚО ОБ МЕХОСТ

Мешуд он саққо магар обе ба каф,
Дид саққое дигарро пешсаф.
Ҳолӣ ин як об дар каф он замон
Пеши он як рафту обе хост з- он.
Мард гуфташ:-Ай зи маънӣ бехабар,
Об дорӣ, об мехоҳӣ дигар!
Гуфт:- Ҳин, обе деҳ, ай бихрад маро,
З- он ки дил бигрифт аз они х(в)ад маро.
Буд Одамро диле аз куҳна сер,
Аз барои нав ба гандум шуд далер.
Куҳнаҳо ҷумла ба як гандум фурӯхт,
Ҳар чи будаш, ҷумла дар гандум бисӯхт.
Ур шуд, дарде зи дил сар барзадаш,
Ишқ омад, ҳалқае бар дар задаш.
Дар фурӯғи ишқ чун ночиз шуд,
Куҳнаву нав рафту ӯ ҳам низ шуд.
Чун намондаш ҳеч, бо ҳечӣ бисохт,
Ҳар чӣ дасташ дод, дар ҳечӣ бибохт.
Дил зи худ бигрифтану мурдан басе,
Нест кори мову кори ҳар касе!



# МАҚОЛАИ РОБИЪ ВА САЛОСУН (34) СУОЛИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфташ, ки пиндорам, ки ман
Кардаам ҳосил камоли хештан.
Ҳам камоли хеш ҳосил кардаам,
Ҳам риёзатҳои мушкил кардаам.
Чун ҳамин ҷо кори ман ҳосил бувад,
Рафтанам з- ин ҷойгаҳ мушкил бувад.
Дидаӣ касро, ки бархезад зи ганҷ,
Меравад дар кӯҳу дар саҳро ба ранҷ!

# ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД ӮРО

Гуфт:- Ай иблистабъи пурғурур,
Дар манӣ гум в- аз муроди хеш дур.
Дар хаёли хеш мағрур омадӣ
В- аз фазои маърифат дур омадӣ.
Нафс дар ҷони ту дасте ёфта,
Дев дар мағзат нишасте ёфта.
Ту ба пиндоре гирифтор омада,
Пой то сар айни пиндор омада.
Гар туро нурест дар раҳ, нори туст
В- ар туро завқест, он пиндори туст.
Ваҷду завқи ту хаёле беш нест,
Ҳар чӣ мегӯйӣ, муҳоле беш нест.
Ғарраи ин рӯшании раҳ мабош,
Нафси ту бо туст, ҷуз огаҳ мабош!
Бо чунин хасму чунин теғе ба даст
Кай тавонад ҳеч кас эмин нишаст?
Гар туро нуре зи нафс ояд падид,
Захми каждумро карафс ояд падид.
Ту бад- он нури наҷис ғарра мабош,
Чун наӣ Хуршед, ҷуз зарра мабош!

Не зи торикии раҳ навмед шав,
Не зи нураш ҳамбари Хуршед шав.
То ту дар пиндори хешӣ, ай азиз,
Хондану рондан наярзад як пашиз.
Чун бурун ойӣ зи пиндори вуҷуд,
Бар ту гардад давр паргори вуҷуд.
В- ар туро пиндори ҳастӣ ҳаст ҳеч,
Набвадат ҷуз нестӣ дар даст ҳеч.
Гар дар ин раҳ тамъи ҳастӣ бошадат,
Кофириву бутпарастӣ бошадат.
Гар падид ойӣ ба ҳастӣ як нафас,
Тирборон оядат аз пешу пас.
То ту ҳастӣ, ранҷи ҷонро тан бинеҳ,
Сад қафоро ҳар замон гардан бинеҳ.
Гар ту худ ойӣ ба ҳастӣ ошкор,
Сад қафот аз пас баробар рӯзгор!

## ҲИКОЯТИ ШАЙХ АБӮБАКРИ НИШОПУРӢ

Шайх Бӯбакри Нишопурӣ ба роҳ
Бо муридон шуд бурун аз хонақоҳ.
Шайх бар хар буд бо асҳобано,
Кард ногаҳ хар магар боде раҳо.
Шайхро з- он бод ҳолат шуд падид,
Наърае зад, ҷомаро бар ҳам дарид.
Ҳам муридон, ҳам касе, к- он дид аз ӯ,
Ҳеч кас филҷумла напсандид аз ӯ.
Баъд аз он кард он яке аз вай суол,
К- охир ин ҷо аз чӣ кард он шайх ҳол?
Гуфт:-Чандоне, ки мекардам нигоҳ,
Буд аз асҳоби ман бигрифта роҳ.
Буд ҳам аз пешу ҳам аз пас мурид,
Гуфтам, алҳақ, кам наям аз Боязид.



Ҳамчунин, к- имрӯз хуш ороста,
Бо муридоне зи ҷон бархоста.
Бе шаке фардо хушӣ дар иззу ноз
Дарравам дар дашти маҳшар сарфароз.
Гуфт:-Чун ин фикр кардам аз қазо,
Кард хар ин ҷойгаҳ боде раҳо,
Яъне, он к- ӯ мезанад з- ин шева лоф,
Хар ҷавобаш медиҳад:-Чанд аз газоф!
З- ин сабаб чун оташам дар ҷон фитод,
Ҷойи ҳолам буд, ҳолам з- он фитод.
То ту дар уҷбу ғуруре мондаӣ,
Аз ҳақиқат дури дуре мондаӣ!
Уҷб барҳам зан, ғуруратро бисӯз,
Ҳозир аз нафсӣ, ҳузуратро бисӯз!
Ай бигашта ҳар дам аз лавне дигар,
Дар буни ҳар мӯт фиръавне дигар,
То зи ту як зарра боқӣ мондааст,
Сад нишон аз пурнифоқӣ мондааст.
Аз манӣ гар эманӣ бошад туро,
Бо ду олам душманӣ бошад туро.
Гар ту рӯзе дар фанои тан шавӣ,
Гар ту ҳар шаб дур(р) шавӣ, рӯшан шавӣ,
Ман магӯ, ай аз манӣ дар сад бало,
То ба иблисӣ нагардӣ мубтало!

## ҲИКОЯТИ РАМЗ ХОСТАНИ МӮСО АЗ ИБЛИС

Ҳақтаъоло гуфт бо Мӯсо ба роз,
К- охир аз Иблис рамзе ҷӯй боз.
Чун бидид Иблисро Мӯсо ба роҳ,
Гашт аз Иблис Мӯсо рамзхоҳ.
Гуфт:-Дойим ёд дор ин як сухан,
Ман магӯ, то ту нагардӣ ҳамчу ман!

Гар ба мӯйе зиндагӣ бошад туро,
Кофирам, гар бандагӣ бошад туро!
Роҳ то анҷом дар нокомӣ аст,
Номи неки мард дар бадномӣ аст.
З- он ки гар бошад дар ин раҳ комрон,
Сад манӣ сар барзанад дар як замон!

## ДАР ГУФТОРИ ПОКДИНЕ, КИ МУБТАДИРО ТОРИКӢ БЕҲТАР АСТ

Покдине гуфт:-Он некӯтар аст
Мубтадиро, к- ӯ ба торикӣ дар аст.
То ба куллӣ гум шавад дар баҳри ҷуд,
Пас намонад ҳеч бандаш дар вуҷуд.
З- он ки гар чизе бар ӯ зоҳир шавад,
Ғарра гардад, дарзамон кофир шавад.
Он чи дар туст аз ҳасад в- аз хашми ту,
Чашми мардон бинад он, не чашми ту.
Ҳаст дар ту гулхане пураждаҳо,
Ту зи ғафлат карда эшонро раҳо.
Рӯзу шаб дар парваришшон мондаӣ,
Фитнаи хобу х(в)аришшон мондаӣ.
Гар палидии дарунро биние,
Инчунин ғофил чаро биншиние!

## ҲИКОЯТИ ИҶТИНОБ НАКАРДАНИ ШАЙХЕ АЗ САГ

Дар бари шайхе саге мешуд палид,
Шайх з- он саг ҳеч доман дарначид.



Сойиле гуфт:-Ай бузурги покбоз,
Чун накардӣ з- ин саг охир эҳтироз?!
Гуфт:-Ин саг зоҳире дорад палид,
Ҳаст он дар ботини ман нопадид.
Он чи ӯро ҳаст дар зоҳир аён,
Ин гадоро ҳаст дар ботин ниҳон.
Чун даруни ман чу беруни саг аст,
Чун гурезам з- ӯ, ки бо ман ҳамтаг аст.
В- ар палидии дарунат андакест,
Сад наҷис биниш, ки ин қалби якест.
Гарчи андак чизат ояд банди роҳ,
Чӣ ба кӯҳе боз монӣ, чӣ ба коҳ!

## ҲИКОЯТИ ОБИДЕ, КИ МАШҒУЛИ РИШИ ХУД БУД

Обиде будаст дар аҳди Калим,
Дар ибодат рӯзу шаб буда муқим.
Заррае завқу кушойиш менаёфт,
З- офтоби сина тобиш менаёфт.
Дошт рише бас накӯ он некмард,
Гоҳ- гоҳе риши худро шона кард.
Марди обид дид Мӯсоро зи дур,
Пеши ӯ шуд, к- ай сипаҳсолори Тур,
Аз барои ман ту аз Ҳақ кун суол,
То чаро на завқ дорам ман, на ҳол?!
Чун Калим алқисса шуд бар кӯҳи Тур,
Боз пурсид ин сухан, Ҳақ гуфт:-Дур,
К- ӯ зи дарди васли мо дарвеш монд,
Дойиман машғули риши хеш монд!
Мӯсӣ омад, қисса баргуфташ, ки чист,
Риши худ меканд марду мегирист.
Ҷабрайил омад сӯйи Мӯсо давон,
Гуфт ҳам машғули риш аст он фалон,

Риш агар орост, дар ташвиш буд
В- ар ҳаме барканд ҳам, дар риш буд.
Як нафас бе ӯ баровардан хатост,
Чӣ ба каж з- ӯ бо замоне, чӣ ба рост.
Ай зи риши худ бурун ноомада,
Ғарқи ин дарёи хун ноомада.
Чун зи риши худ бипардозӣ нахуст,
Азми ту гардад дар ин рафтан дуруст,
В- ар ту бо ин риш дар дарё шавӣ,
Ҳам зи риши хеш бепарво шавӣ!

## ҲИКОЯТИ ОН МАРДИ РИШБУЗУРГ, КИ ДАР ОБИ ДАРЁ ҒАРҚ ШУДА БУД

Дошт рише бас бузург он аблаҳе,
Ғарқа шуд дар оби дарё ногаҳе.
Дидаш аз хушкӣ магар марди сара
Гуфт:- Аз сар барфикан он тӯбра!
Гуфт:-Ин не тӯбра, риши ман аст,
Риши ман асбоби ташвиши ман аст.
Гуфт:-Аҳсан- т, ин- т, ришу ин- т кор,
Тан фурӯ деҳ, ин- т хоҳад кушт зор.
Ай чу буз аз риши худ шармет не,
Баргирифта ришу озармет не.
То туро нафсеву шайтоне бувад,
Дар ту Фиръавневу Ҳомоне бувад.
Пашм даркаш ҳамчу Мӯсо кавнро,
Риш гир он гоҳ ин Фиръавнро.
Риши ин фиръавн гиру сахт дор,
Ҷанги ришориш мекун мардвор.
Пой дарнеҳ, тарки риши хеш гир,
То каят з- ин риш, раҳ дар пеши гир!
Гарчи аз ришат ба ҷуз ташвиш нест,
Як дамат парвои риши хеш нест.



Дар раҳи дин он бувад фарзонае,
К- ӯ надорад риши худро шонае.
Хешро аз риши худ огаҳ кунад,
Ришро дасторхони раҳ кунад.
Не ба ҷуз хуноба обе ёбад ӯ,
Не ба ҷуз аз дил кабобе ёбад ӯ.
Гар бувад гозур, набинад Офтоб
В- ар бувад деҳқон, наёрад меғ об!

## ҲИКОЯТИ ОН СӮФӢ, КИ ЧУН ҶОМА ШУСТӢ АБР ШУДӢ

Сӯфие чун ҷома шустӣ гоҳ- гоҳ
Меғ кардӣ ҷумлаи олам сиёҳ.
Ҷома чун пуршух шуд якборагиш,
Гарчи буд аз меғ сад ғамхорагиш.
Аз пайи ушнон суйи баққол шуд,
Меғ пайдо омаду он ҳол шуд.
Мард гуфт:-Ай меғ, чун гаштӣ падид,
Рав, ки маввизам ҳаме бояд харид!
Ман аз ӯ маввиз пинҳон мехарам,
Ту чи медонӣ, на ушнон мехарам!
Аз ту чанд ушнон фурӯ резам ба хок,
Даст бо собун бишустам аз ту пок!

## МАҚОЛАИ ХОМИС ВА САЛОСУ (35) ДАР СУОЛИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфташ:-Бигӯ, ай номвар,
То ба чӣ дилшод бошам дар сафар.
Гар бигӯйӣ, кам шавад ошуфтанам,
Андаке рушде бувад дар рафтанам.

Рушд бояд мардро дар роҳи дур,
То нагардад аз раҳи рафтан нуфур.
Гуфт:-То ҳастӣ, бар ӯ дилшод бош
В- аз ҳама гӯяндагон озод бош.
Чун бад- ӯ ҷонат тавонад буд шод,
Ҷони пурғамро бад- ӯ кун зуд шод.
Дар ду олам шодии мардон аз ӯст,
Зиндагии гунбади гардон аз ӯст.
Пас ту андар шодии ӯ зинда бош,
Чун фалак дар шавқи ӯ гарданда бош.
Чист з- ӯ беҳтар, бигӯ, ай ҳеч кас,
То бад- ӯ дилшод бошӣ як нафас!

## ҲИКОЯТИ ДЕВОНА, КИ ДАР КӮҲ ЗИНДАГӢ МЕКАРД

Буд маҷнуне аҷаб дар кӯҳсор,
Бо палангон рӯзу шаб карда қарор.
Гоҳ- гоҳаш ҳолате пайдо шудӣ,
Гум шудӣ аз худ касе, к- он ҷо шудӣ.
Бист рӯз ӯ ҳолате бардоштӣ,
Ҳолати ӯ ҳоли дигар доштӣ.
Бист рӯз аз субҳдам то вақти шом
Рақс мекардиву мегуфтӣ мудом:
- Ҳар ду танҳоему ҳеч анбӯҳ нест,
Ин ҳама шодиву ҳеч андӯҳ нест,
Кай бимирад, ҳар киро бо ӯст дил,
Дил бад- ӯ деҳ, дӯст дорам дӯст дил.
Гар ба шавқи ӯ дилат шуд мубтало,
Марг ҳаргиз кай бувад бар ту раво.



## ҲИКОЯТ

Ошиқе ҳангоми мурдан мегирист,
З- ӯ бипурсиданд, к- ин гиря зи чист?
Гуфт:- Мегирям чу абри навбаҳор,
З- он ки ин дам менаёрам мурд зор.
Шоядам, гар навҳа даргирам кунун,
Чун дилам бо ӯст, чун мирам кунун?
Ҳамдаме гуфташ:-Чу дил бо ӯ бувад,
Гар бимирӣ, мурдане некӯ бувад!
Мард гуфто:-Ҳар киро дил бо Худост,
Гар бимирад, марг бар вай кай равост?
Дил чи бо ӯ дар висолояд ҳаме,
Мурдани ӯ бас муҳолояд ҳаме.
Гар бад- ин сар шод гаштӣ як замон,
Ҷо надорад, ки бигунҷӣ дар ҷаҳон.
Ҳар кӣ аз ҳастии ӯ дилшод гашт,
Маҳв аз ҳастӣ шуду озод гашт.
Шодии ҷовид кун аз дӯст ту,
То нагунҷӣ ҳамчу гул дар пӯст ту!

## ҲИКОЯТ

Он азизе гуфт:-Шуд ҳафтод сол,
То зи шодӣ мекунам в- аз ноз ҳол,
К- инчунин зебо худовандем ҳаст,
Бо худовандиш пайвандем ҳаст.
Чун ту машғулӣ ба ҷӯёии ғайб,
Кай кунӣ шодӣ ба зебоии ғайб!
Айбҷӯё, ту ба чашми айббин
Кай тавонӣ буд ҳаргиз ғайббин!



Аввало аз айби халқ озод шав,
Пас ба ишқи ғайби мутлақ шод шав!
Мӯй бишкофӣ ба айби дигарон,
Чун ба айби худ расӣ, кӯрӣ дар он!
Гар ба айби хештан машғулие,
Гарчи бас маъюбие, мақбулие!

## ҲИКОЯТ

Буд масте сахт лояъқил хароб
Об кораш бурда, куллӣ кор об.
Дурду соф азбаски бо ҳам х(в)арда буд,
Аз харобӣ пову сар гум карда буд.
Ҳушёреро гирифт аз вай малол,
Пас нишонд он мастро андар ҷувол,
Баргирифташ, то барад бо ҷойи хеш,
Омадаш масти дигар дар роҳ пеш.
Масти дигар ҳар замон бо ҳар касе
Мешуду мекард бадмастӣ басе.
Масти аввал, он ки буд андар ҷувол,
Чун бидид он мастро бас тираҳол,
Гуфт:-Ду паймона камтар, ай аму,
То равӣ озода чун ман кӯ ба кӯ!
Они ӯ медиду они хеш не,
Ҳоли кори мо ҳама з- ин беш не!
Гар зи ишқ андак хабар медидаӣ,
Айбҳо ҷумла ҳунар медидаӣ.
Айб бин з- оне, ки ту ошиқ наӣ,
Лоҷарам ин шеваро лойиқ наӣ!



## ҲИКОЯТ

Буд марде шердил, хасмафкане,
Гашт соле чанд ошиқ бар зане.
Дошт бар чашм он зани ҳамчун нигор
Як сари нохун сапедӣ ошкор.
З- он сапедӣ мард будӣ бехабар,
Гарчи бисёре ба зан кардӣ назар.
Марди ошиқ чун бувад дар ишқ зор,
Кай хабар ёбад зи айби чашми ёр!
Баъд аз он кам гашт ишқ он мардро,
Доруе омад падид он дардро.
Ишқи он зан дар дилаш нуқсон гирифт,
Кори ӯ бар хештан осон гирифт.
Пас бидид он мард айби чашми ёр,
Ин сапедӣ, гуфт, кай шуд ошкор?
Гуфт:-Он соат, ки шуд ишқи ту кам,
Чашми ман айб он замон овард ҳам.
Чун туро дар ишқ нуқсон шуд падид,
Айб андар чашми ман з- он шуд падид.
Кардаӣ аз васваса пуршӯр дил,
Ҳам бубин як айби худ, ай кӯрдил!
Чанд ҷӯйӣ дигаронро айб боз,
Айби худ боре биҷӯ аз ҷайб боз.
То чу бар ту айби ту ояд гарон,
Набвадат парвои айби дигарон!

## ҲИКОЯТ

Мӯҳтасиб он мастро мезад ба зӯр,
Маст гуфт:- Ай мӯҳтасиб, кам кун ту шӯр!



З- он ки гар нони ҳаром ин ҷойгоҳ,
Мастӣ овардиву афкандӣ ба роҳ.
Будаӣ ту масаттар аз ман басе,
Лекин он ҳастӣ намебинад касе.
Дар ҷафои ман марон з- он беш низ,
Дод бистон аз ҷафои хеш низ!

## МАҚОЛАИ СОДИС ВА СОЛУН (36)
## СУОЛИ МУРҒИ ДИГАР

Дигаре гуфташ, ки ай сарҳанги роҳ,
З- ӯ чӣ хоҳам, гар расам он ҷойгоҳ.
Чун шавад бар ман ҷаҳон рӯшан аз ӯ,
Менадонам, то чӣ хоҳам ман аз ӯ.
Аз накӯтар чиз агар огоҳаме,
Чун расидеме бад- ӯ, он хоҳаме!
Гуфт:-Ай ҷоҳил, наӣ огоҳ аз ӯ,
Гар ту чизе хоҳӣ, ӯро хоҳ аз ӯ.
Ҳар кӣ бӯйе ёфт аз хоки дараш,
Кай ба ришват боз гардад аз бараш.
Ҳар кӣ дар хилватсарои ӯ бувад,
Зарра- зарра ошнои ӯ шавад.
Мардро дар хост огоҳӣ беҳ аст
К- ӯ зи ҳар чизе, ки мехоҳӣ, беҳ аст,
Дар ҳама олам гар огоҳӣ аз ӯ,
З- ӯ чи беҳ донӣ, ки он хоҳӣ аз ӯ.

## ҲИКОЯТ

Вақти мурдан Бӯалии Рӯдбор
Гуфт:- Ҷонам бар лаб омад з- интизор.



Осмонро дар ҳама бигшодаанд,
Дар биҳиштам маснаде бинҳодаанд.
Ҳамчу булбул қудсиёни хушсарой
Бонг медоранд, к- ай ошиқ, дарой!
Шукр мекун, пас ба шодӣ мехиром,
З- он ки ҳаргиз кас надидаст ин мақом.
Гарчи ин инъому ин тавфиқ ҳаст,
Менадорад ҷонам аз таҳқиқ даст.
З- он ки мегӯяд:- Туро бо ин чӣ кор,
Додаӣ умре дарозам интизор.
Нест баргам, то чу аҳли шаҳвате
Сар фурӯ орам ба андак ришвате.
Ишқи ту бо ҷони ман дар ҳам сиришт,
Ман на дӯзах донам ин ҷо, не биҳишт.
Гар бисӯзӣ ҳамчу хокистар маро.
Дарнаёбад ҷуз ту кас дигар маро.
Ман туро донам, на дин, на кофарӣ,
Нагзарам ман з- ин, агар ту бигзарӣ!
Ман туро хоҳам, туро донам, туро,
Ҳам ту ҷонамрову ҳам ҷонам туро.
Ҳоҷати ман дар ҳама олам туӣ,
Ин ҷаҳону он ҷаҳонам ҳам туӣ!
Ҳоҷати ин дилшуда мӯйе барор,
Як нафас бо ман ба ҳам ҳуйе барор.
Ҷони ман гар сар кашад мӯйе зи ту,
Ҷон бибар, ҳойе зи ман, ҳуйе зи ту!

## ҲИКОЯТИ ХИТОБИ ҲАҚТАЪОЛО БО ДОВУД

Ҳақтаъоло гуфт, к- ай Довуди пок,
Бандагонамро бигӯ, ай мушти хок,
Гар на дӯзаҳ на биҳиштии маро,
Бандагӣ кардан, на зиштии маро.



Гар набудӣ ҳеч нуру ҳеч нор,
Нестӣ бо ман шуморо ҳеч кор.
Ман чу истеҳқоқи он дорам азим,
Мепарастедам на аз уммеду бим.
Гар раҷову хавф не дар пай будӣ,
Пас шуморо кор бо ман кай будӣ.
Месазад, чун ман худовандам мудом,
К- аз миёни ҷон парастандам мудом.
Бандаро, гӯ, боз каш аз ғайр даст,
Пас ба истеҳқоқ моро мепараст.
Ҳар чи он ҷуз мо бувад, дарҳам фикан,
Чун фикандӣ барҳамаш, дарҳам шикан.
Чун шикастӣ, пок дарҳам сӯз ту,
Ҷамъ кун хокитараш як рӯз ту.
Ин ҳама хокистар он гаҳ барфишон,
То шавад аз боди ғайрат бенишон.
Чун чунин кардӣ, туро ояд кунун
Он чӣ мехоҳӣ зи хокистар бурун.
Он худованде, ки ҳангоми саҳар
Кард қавми Лутро зеру забар,
Чун бидонӣ, ин хирадро гум кунӣ,
Ҷумла ӯ биниву х(в)адро гум кунӣ.
Чашми ҳиммат чун шавад хуршедбин,
Кай шавад бо зарра ҳаргиз ҳамнишин.
Чун чунин кардӣ, бирастӣ аз ҳама,
В- арна хун хур, то ки ҳастӣ аз ҳама.
Гар туро машғули хулду ҳур кард,
Ту яқин дон, ки зи хешат дур кард!

## ҲИКОЯТ

Гуфт:- Аёзи хосро Маҳмуд хонд,
Тоҷдораш карду бар тахташ нишонд.



Гуфт:-Шоҳӣ додамат, лашкар туроcт,
Подшоҳӣ кун, ки ин кишвар туроcт.
Он ҳамехоҳам, ки ту шоҳӣ кунӣ,
Ҳалқа дар гӯши маҳу моҳӣ кунӣ.
Ҳар кӣ он бишнид аз хайлу сипоҳ,
Ҷумларо шуд чашм аз ғайрат сиёҳ.
Ҳар касе мегуфт шоҳе бо ғулом
Дар ҷаҳон ҳаргиз накард ин эҳтиром.
Лек он соат Аёзи ҳушёр
Мегирист аз кори султон зор- зор!
Ҷумла гуфтандаш, ки ту девонаӣ,
Менадонӣ в- аз хирад бегонаӣ.
Чун ба султонӣ расидӣ, ай ғулом,
Чист чандин гиря, биншин шодком?!
Дод Аёз он қавмро ҳолӣ ҷавоб,
Гуфт:-Бас дуред аз роҳи савоб,
Нестед огаҳ, ки шоҳи анҷуман
Дур меандозадам аз хештан.
Медиҳад машғулиям, то ман зи шоҳ
Боз монам дуру машғули сипоҳ.
Гар ба ҳукми ман кунад ҷумла ҷаҳон,
Ман нагардам ғойиб аз вай як замон!
Ҳар чӣ гӯяд, он тавонам карду бас,
Лек аз ӯ дурӣ наҷӯям як нафас.
Ман чӣ хоҳам кард мулку кори ӯ?
Мулкати ман бас бувад дидори ӯ.
Гар ту марди толибиву ҳақшинос,
Бандагӣ кардан биёмӯз аз Аёс!
Ай ба рӯзу шаб ту маътал мондаӣ,
Ҳамчунон бар гоми аввал мондаӣ.
Ҳар шабе аз баҳри ту, ай булфузул,
Мекунад аз абр ҷабборе нузул.
Ту зи ҷойи худ чу марди беадаб
Барнагирӣ гом не рӯзу на шаб.

Омадат аз авҷи иззат пешбоз,
Ту зи пас рафтиву кардӣ эҳтироз.
Ай дареғо, нестӣ ту марди ин,
Бо кӣ битвон гуфт охир дарди ин!
То биҳишту дӯзахат ҳамраҳ бувад,
Ҷони ту з- ин роз кай огаҳ бувад!
Чун аз ин ҳар ду бурун ойӣ тамом,
Субҳи ин давлат бурун ояд зи шом!
Гулшани ҷаннат на ин асҳоброст,
З- он ки иллийин улулалбоброст.
Ту зи хомӣ ин дару он дар давон,
Даргузар, на дил бар ин неҳ, на бар он.
Чун зи ҳар ду даргузаштӣ фард ту,
Гар зане бошӣ, шавӣ чун мард ту.
Лойиқи дидори ӯ бошӣ мудом,
Дар ҷавори қурб бошӣ субҳу шом.

## МУНОҶОТИ РОБИЪА

Робиъа гуфтӣ, ки ай донои роз,
Душманонро кори дунёӣ бисоз.
Дӯстонро охират деҳ бардавом,
З- он ки ман з- ин ҳар ду озодам мудом.
Гар зи дунё в- охират муфлис шавам,
Камғамам, гар як дамат мӯнис шавам.
Бас бувад ин муфлисӣ аз ту маро,
З- он ки дойим ту басӣ аз ту маро.
Гар ба сӯйи ҳар ду олам бингарам,
Ё ба ҷуз ту ҳеч хоҳам, кофарам!
Ҳар кӣ ӯро ҳаст, кул ӯро бувад,
Ҳафт дарё зери пул ӯро бувад.
Ҳар чӣ буду ҳар чӣ хоҳад буд низ.
Мисл дорад, ҷуз Худованди азиз.



Ҳар чиро ҷӯйӣ ҷуз ӯ, ёбӣ назир,
Ӯст дойим беназиру ногузир!

## ХИТОБИ ҲАЗРАТИ ИЗЗАТ БО ДОВУД

Холиқу- л- офоқи мин фавқи-л-ҳиҷоб
Кард бо Довуди пайғамбар хитоб,
Гуфт:-Ҳар чизе, ки ҳаст андар ҷаҳон,
Хубу зишту ошкорову ниҳон,
Ҷумларо ёбӣ иваз, илло маро,
Не иваз ёбиву не ҳамто маро.
Чун иваз набвад маро, бе ман мабош,
Ман басам ҷони ту, ҷону тан мабош.
Ногузири ту манам, ай ҳалқагир,
Як нафас ғофил мабош аз ногузир.
Лаҳзае бе ман бақои ҷон махоҳ,
Ҳар чӣ ҷуз ман пешат ояд, он махоҳ.
Ай талабгори ҷаҳондор омада,
Рӯзу шаб дар дарди ин кор омада,
Ӯст дар ҳар ду ҷаҳон мақсуди ту,
Гар зи рӯйи имтиҳон маъбуди ту.
Бар ту нафрӯшад ҷаҳони печ- печ,
Дар чаҳон мафрӯш ту ӯро ба ҳеч.
Бут бувад, ҳар ч- он гузинӣ ту бар ӯ,
Кофирӣ, гар ҷон гузинӣ ту бар ӯ.
Ҳар кӣ онро ҷон беҳ аз ҷонон бувад,
Дарди ӯ дойим чи бедармон бувад.
Ҷон чӣ бошад, то ту месозӣ санад,
Хақ ба ишқи хеш зинда- ш мекунад!

# ҲИКОЯТИ ШИКАСТАНИ СУЛТОН МАҲМУД БУТИ СУМАНОТРО

Лашкари Маҳмуд андар Суманот
Ёфтанд он бут, ки номаш буд Лот.
Ҳиндувон аз баҳри бут бархостанд,
Даҳ раҳаш ҳамсанг зар мехостанд.
Ҳеч гуна шоҳ менафрӯхташ,
Оташе баркарду ҳолӣ сӯхташ.
Саркаше гуфташ:- Намебоист сӯхт,
Зар беҳ аз бут, мебибоисташ фурӯхт!
Гуфт:- Тарсидам, ки дар рӯзи шумор
Бар сари он ҷамъ гӯяд Кирдгор:
Озару Маҳмудро доред гӯш,
З- он ки ҳаст он буттораш, ин бутфурӯш.
Гуфт:-Чун Маҳмуд оташ барфурӯхт
В- он бути оташпарастонро бисӯхт.
Бист ман гавҳар биёмад аз миён- ш,
Хост шуд аз даст ҳолӣ ройгон- ш.
Шоҳ гуфто:-Лойиқи Лот ин бувад
В- аз Худои ман мукофот ин бувад.
Бишкан он бутҳо, ки дорӣ сар ба сар,
То иваз ёбӣ ту дарёи гуҳар!
Нафсро чун бут бисӯз аз шавқи дӯст,
То басе гавҳар фурӯ резад зи пӯст.
Чун ба гӯши ҷон расад бонги «аласт»,
Аз «бало» гуфтан макун кӯтоҳ даст.
Бастаӣ аҳди аласт аз пеш ту,
Аз бало сар дармакаш з- ин беш ту.
Чун бад- ӯ иқрор овардӣ нахуст,
Кай шавад инкори он кардан дуруст!
Ай ба аввал дода иқрори аласт,
Пас ба охир карда инкори аласт,



Чун дар аввал бастаӣ мисоқ ту,
Чун тавонӣ шуд дар охир оқ ту?!
Ногузират ӯст, пас бо ӯ бисоз,
Ҳар чӣ пизруфтӣ, варо кун, кач мабоз!

## ҲИКОЯТИ ШИКАСТАНИ СУЛТОН МАҲМУД ЛАШКАРИ ҲИНДУВОНРО

Гуфт:-Чун Маҳмуд- шоҳи Хусравон
Рафт аз Ғазнӣ ба ҳарби ҳиндувон,
Ҳиндувонро лашкари анбӯҳ дид,
Дил аз он анбӯҳ пурандӯҳ дид.
Назр кард он рӯз шоҳи додгар,
Гуфт:-Агар ёбам бар ин лашкар зафар,
Ҳар ғанимат, к- афканам ин ҷойгоҳ,
Ҷумларо бидҳам ба дарвешони роҳ.
Оқибат чун ёфт нусрат шаҳрёр,
Бас ғанимат гирд омад бешумор.
Буд як ҷузви ғанимат аз қиёс
Бартар аз сад хотири ҳикматшинос.
Чун зи ҳад берун ғанимат ёфтанд
В- он сияхрӯён ҳазимат ёфтанд.
Шаҳ касеро гуфт ҳолӣ аз касон,
К- ин ғаниматро ба дарвешон расон!
З- он ки бо Ҳақ назр кардам аз нахуст,
То дар ин аҳду вафо бошам дуруст.
Ҳар касе гуфтанд чандин молу зар
Чун тавон додан ба муште беҳунар?
Ё сипаҳро деҳ, ки кина мекашанд,
Ё бигӯ, то дар хазина мекашанд.
Шаҳ дар ин андеша саргардон бимонд,
Дар миёни ину он ҳайрон бимонд.
Булҳусайне буд бас фарзонае,
Лек марде бедилу девонае.

Мегузашт ӯ дар миёни он сипоҳ,
Чун бидид аз дур ӯро подшоҳ,
Гуфт:-Он девонаро фармон кунам,
З- ӯ бипурсам, ҳар чӣ гӯяд, он кунам,
Чунки озод аст аз шоҳу сипоҳ,
Беғараз гӯяд сухан аз ҷойгоҳ.
Хонд он девонаро шоҳи ҷаҳон,
Пас ниҳод он қисса бо ӯ дар миён.
Бедили девона гуфт:-Ай подшоҳ,
Корат омад бо ду ҷав ин ҷойгоҳ,
Гар нахоҳӣ дошт бо ӯ кор низ,
Ту бад- ӯ ҷӯ, з- ин маяндеш, ай азиз.
В- ар дигар бо ӯт хоҳад буд кор,
Пас макун ин ҷо ду ҷав кам, шарм дор.
Ҳақ чу нусрат доду корат кард рост,
Ӯ бикард они худ, они ту куҷост?
Оқибат Маҳмуд кард он зар нисор,
Оқибат маҳмуд гашт он шаҳрёр!

## МАҚОЛАИ СОБИЪ ВА САЛОСУН (37) СУОЛИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфт, ай ба ҳазрат бурда роҳ,
Чӣ бизоат роиҷ аст он ҷойгоҳ!
Гар бигӯйӣ чун бад- ин савдо дарем,
Ҳар чӣ роиҷтар бувад он ҷо барем.
Пеши шоҳон тӯҳфае бояд нафис,
Мардуми беҳадя набвад ҷуз хасис!

## ҶАВОБ ДОДАНИ ҲУДҲУД ӮРО

Гуфт:-Ай сойил, агар фармонбарӣ,
Он чи он ҷо он наёбанд, он барӣ.



Он чи ту з- ин ҷо барӣ, к- он ҷо бувад,
Бурдани он бар ту кай зебо бувад!
Илм ҳаст он ҷойгаҳ, асрор ҳаст,
Тоъати рӯҳониён бисёр ҳаст.
Сӯзи ҷону дарди дил мебар басе,
З- он ки ин он ҷо нишон надҳад касе.
Гар барояд аз сари дарде як оҳ,
Мебарад бӯйи ҷигар то пешгоҳ.
Ҷойгоҳи хос мағзи ҷони туст,
Қишри ҷонат нафси нофармони туст.
Оҳ агар аз ҷойи хосояд падид,
Мардро ҳолӣ халос ояд падид!

## ҲИКОЯТИ БА ЗИНДОН ФИРИСТОДАНИ ЗУЛАЙХО ЮСУФРО

Чун Зулайхо ҳашмату эъзоз дошт,
Рафту Юсуфро ба зиндон боз дошт.
Бар ғуломе гуфт:-Биншон ин дамаш,
Пас бизан панҷоҳ чӯби муҳкамаш.
Бар тани Юсуф чунон бозу кушой,
К- ин дам оҳаш бишнавам аз дур ҷой.
Он ғулом омад, басе кораш надод,
Рӯйи Юсуф дид, дил бораш надод.
Пӯстине дид марди некбахт,
Дастро бар пӯстин бикшод сахт.
Чун Зулайхо бонг бишнидӣ зи дур,
Гуфтӣ:-Охир сахттар зан, ай сабур!
Мард гуфт:-Ай Юсуфи хуршедфар,
Гар Зулайхо бар ту андозад назар,
Чун набинад бар ту захми чӯб ҳеч,
Бешак андозад маро дар печ- печ.
Барҳна кун дӯшу дил бар ҷой дор,
Баъд аз он чӯби қавиро пой дор.

Гарчи з- ин зарбат зиёне бошадат,
Чун туро бинад, нишоне бошадат.
Тан бараҳна кард Юсуф он замон,
Ғулғуле афтод дар ҳафт осмон.
Мард ҳолӣ кард дасти худ баланд,
Сахт чӯбе зад, ки дар хокаш фиканд.
Чун Зулайхо з- ӯ шунид ин бор оҳ,
Гуфт:-Бас, к- ин оҳ буд аз ҷойгоҳ.
Пеш аз ин он оҳҳо ночиз буд,
Оҳи инборӣ зи ҷоне тез буд.
Гар бувад дар мотаме сад навҳагар,
Оҳи соҳибдардро бошад асар.
В- ар бувад дар ҳалқае сад ғамзада,
Ҳалқаро бошад нигин мотамзада.
То нагардӣ марди соҳибдард ту,
Дар сафи мардон набошӣ мард ту.
Ҳар кӣ дар дил ишқ дорад, сӯз ҳам,
Шаб куҷо ёбад қарору рӯз ҳам!

## ҲИКОЯТИ ХОҶА ВА ҒУЛОМИ ПОКБОЗИ Ӯ

Хоҷаро зангиғуломе чуст буд,
Даст пок аз кори дунё шуст зуд.
Ҷумлаи шаб он ғуломи покбоз,
То ба вақти субҳ мекардӣ намоз.
Хоҷа гуфташ:-Ай ғуломам, кор кун,
Шаб чу бархезӣ, маро бедор кун!
То вузӯ созам, кунам бо ту намоз,
Он ғулом ӯро ҷавобе дод боз,
Гуфт:-Он занро, ки дарди заҳ бихост,
Ҳечаш ин бедоркун набвад равост.
Гар туро дардестӣ, бедорие,
Рӯзу шаб дар кор на, бекорие.



Чун касе бояд, ки бедорат кунад,
Дигаре бояд, ки ҳам корат кунад.
Ҳар киро ин ҳасрату ин дард нест,
Хок бар фарқаш, ки он кас мард нест.
Ҳар кӣ бо ин дард дил бо ҳам сиришт,
Маҳв шуд ҳам дӯзах ӯро, ҳам биҳишт!

## ДАР МАҚОЛОТИ АБӮАЛИИ ТӮС

Бӯалӣ Тӯсӣ, ки пири аҳд буд,
Солики водии ҷидду ҷаҳд буд.
Он гаҳ ӯ он ҷо ба нозу из(з) расид,
Ман надонам ҳеч кас ҳаргиз расид.
Гуфт:-Фардо аҳли дӯзах зор- зор
Аҳли ҷаннатро бипурсанд ошкор,
К- аз хушии ҷаннату завқи висол
Ҳоли худ гӯянд, то худ чист ҳол.
Аҳли ҷаннат ҷумла гӯянд он замон,
Хушшии фирдавс бархост аз миён,
З- он, ки моро дар биҳишти бокамол
Рӯй бинмуд Офтоби он ҷамол.
Чун ҷамоли ӯ ба мо наздик шуд,
Ҳашт хулд аз шарми он торик шуд.
Дар фурӯғи он ҷамоли ҷонфишон
Хулдро не ном монад, не нишон.
Чун бигӯянд аҳли ҷаннат ҳоли хеш,
Аҳли дӯзах дар ҷавоб оянд пеш,
К- ай шумо фориғ зи фирдавсу ҷинон,
Ҳар чӣ гуфтед ончунон аст, ончунон.
З- он ки мо, к- асҳоби ҷойи нох(в)ашем,
Аз қадам то фарқ ғарқи оташем.
Рӯй чун бинмуд моро ошкор,
Ҳасрати вомондагӣ аз рӯйи ёр!

Чун шудем огаҳ, ки мо афтодаем
В- аз чунон рӯйе ҷудо афтодаем,
3- оташи ҳасрат дили ношоди мо
Оташи дӯзах бибурд аз ёди мо.
Ҳар киро шуд дар раҳаш ҳайрат падид,
Кай тавонад кард ӯ ғайрат падид!
Ҳасрату оҳу ҷароҳат боядат,
Дар ҷароҳат завқу роҳат боядат.
Гар дар ин манзил ту маҷрӯҳ омадӣ,
Маҳрами хилватгаҳи рӯҳ омадӣ,
Гар ту маҷрӯҳӣ, дам аз олам мазан
Доғ менеҳ бар ҷароҳат, дам мазан!

## ҲИКОЯТ

Аз набӣ бархост марде пурниёз,
То гузорад бар Мусаллояш намоз.
Хоҷа дастуре надод ӯро дар он,
Гуфт:-Регу хок гарм аст ин замон!
Рӯй неҳ бар реги гарму хоки кӯй,
3- он ки ҳар маҷрӯҳро доғ аст рӯй.
Чун ту мебинӣ ҷароҳат рӯҳро,
Доғ некӯтар бувад маҷрӯҳро.
То наёрӣ доғ дар ин ҷойгоҳ,
Кай тавон кардан ба сӯйи ту нигоҳ.
Доғи дил овар, ки дар майдони дард,
Аҳли дил аз доғ бишносанд мард!



## МАҚОЛАИ СОМИН ВА САЛОСУН (38) ДАР СУОЛИ МУРҒЕ ДИГАР

Дигаре гуфташ, ки ай донои роҳ,
Дидаи мо шуд дар ин водӣ сиёҳ.
Пурсиёсат менамояд ин тариқ,
Чанд фарсанг аст ин роҳ, ай рафиқ!
Гуфт:-Моро ҳафт водӣ дар раҳ аст,
Чун гузаштӣ ҳафт водӣ, даргаҳ аст.
Боз н- ояд дар ҷаҳон з- ин роҳ кас,
Нест аз фарсанги он огоҳ кас.
Чун наёмад боз кас з- ин роҳи дур,
Чун диҳандат огаҳӣ, ай носабур!
Чун шуданд он ҷойгаҳ гум сар ба сар,
Кай хабар бозат диҳандӣ бехабар?

## БАЁНИ ҲАФТ ВОДИИ СУЛУК

Ҳаст Водии Талаб оғози кор,
Водии Ишқ аст аз он пас беканор.
Пас севум водӣ аз они Маърифат,
Ҳаст чорум водӣ Истиғно сифат.
Ҳаст панҷум водии Тавҳиди пок,
Пас шашум водии Ҳайрат, саъбнок.
Ҳафтумин Водии Фақр асту Фано,
Баъд аз ин водӣ равиш набвад туро.
Дар равиш афтӣ, равиш гум гардадат,
Гар бувад як қатра, кулзум гардадат!

## БАЁНИ ВОДИИ АВВАЛ, КИ ТАЛАБ БОШАД

Чун фурӯ ойӣ ба водии Талаб,
Пешат ояд ҳар замоне сад таъаб.
Сад бало дар ҳар нафас ин ҷо бувад,
Тӯтии гардун магас ин ҷо бувад.
Ҷидду ҷаҳд ин ҷост бояд солҳо,
З- он ки ин ҷо қалб гардад ҳолҳо.
Мулк ин ҷо боядат андохтан,
Милк ин ҷо боядат дарбохтан.
Дар миёни хун- т бояд омадан
В- аз ҳама берун- т бояд омадан.
Чун намонад ҳеч маълумат ба даст,
Дил бибояд пок кард аз ҳар чӣ ҳаст.
Чун дили ту пок гардад аз сифот,
Тофтан гирад зи Ҳазрат нури зот.
Чун шавад он нур бар дил ошкор,
Дар дили ту як талаб гардад ҳазор.
Гар шавад дар роҳи ӯ оташ падид
В- ар шавад сад водии нох(в)аш падид,
Хешро аз шавқи ӯ девонавор
Бар сари оташ занад парвонавор.
Сир талаб гардад зи муштоқии хеш,
Ҷуръае мехоҳад аз соқии хеш.
Ҷуръае з- он бода чун нӯшат шавад,
Ҳар ду олам кул фаромӯшат шавад.
Ғарқаи дарё бимонад хушклаб,
Сирри ҷонон мекунад аз ҷон талаб.
З- орзуи он ки сир бишносад ӯ,
З- аждаҳои ҷонситон наҳросад ӯ.
Куфру имон гар ба ҳам пеш оядат,
Дарпазирад, то даре бикшоядат.



Чун дараш бикшод, чӣ куфру чӣ дин,
З- он ки набвад з- он сӯйи дар ону ин!

## ҲИКОЯТИ ХИЛҚАТИ ОДАМ ВА САҶДА НАКАРДАНИ ШАЙТОН ӮРО

Амру бин Бусмони Маккӣ дар Ҳарам
Оварид ин ганҷнома дар қалам:
Гуфт:-Чун Ҳақ медамид ин ҷони пок,
Дар тани Одам, ки обе буду хок.
Хост то хайли малоик сар ба сар,
Не хабар ёбид аз ҷон, не асар.
Гуфт:-Ай рӯҳониёни осмон,
Пеши Одам сачда оред ин замон!
Сар ниҳоданд он ҳама бар рӯйи хок,
Лоҷарам як тан надид он сирри пок.
Боз Иблис омаду гуфт:-Ин нафас
Саҷдае аз ман набинад ҳеч кас.
Гар бияндозанд сар аз тан маро,
Нест ғам, чун ҳаст ин гардан маро!
Ман ҳамедонам, ки Одам хок нест,
Сар ниҳам, то сир бубинам бок нест.
Чун набуд Иблисро сар бар замин,
Сир бидид ӯ, з- он ки буд андар камин.
Ҳақтаъоло гуфт:-Ай ҷосуси роҳ,
Ту ба сир дуздидаӣ ин ҷойгоҳ.
Ганҷ чун дидӣ, ки бинҳодам ниҳон,
Бикшамат, то сир нагӯйӣ дар ҷаҳон!
З- он ки андар хуфя пинҳон аз сипоҳ
Ҳар куҷо ганҷе, ки бинҳад подшоҳ,
Бешаке дар чашми он кас, к- он ниҳад,
Бикшад ӯро, то хаташ дар ҷон ниҳад.

Марди ганҷӣ, ганҷ дидӣ ошкор,
Сар буридан боядат кард ихтиёр.
В- ар набуррам сар зи тан ин дам туро,
Ин сухан бошад ҳама олам туро.
Гуфт:-Ё раб, маҳл деҳ ин бандаро,
Чорае кун ин зи кор афкандаро!
Ҳақтаъоло гуфт:-Мӯҳлат додамат,
Тавқ бар гардан сипас бинҳодамат.
Номи ту каззоб хоҳам зад рақам,
То бимонӣ то қиёмат муттаҳам.
Баъд аз он Иблис гуфт:-Ин ганҷи пок
Чун маро шуд рӯшан, аз лаънат чӣ бок!
Лаънат они тусту раҳмат они туст,
Банда они тусту қисмат они туст.
Гар маро лаън аст қисмат, бок нест,
Заҳр ҳам бошад, ҳама тарёк нест.
Чун бидидам халқро раҳматталаб,
Лаънатат бардоштам ман- беадаб.
Лаънатеро ҳамчу раҳмат банда нест,
Бандаи лаънат манам, к- афканда нест.
Инчунин бояд талаб, гар толибӣ,
Ту наӣ толиб, ба даъво ғолибӣ!
Гар намеёбӣ ту ӯро рӯзу шаб,
Нест ӯ кам, ҳаст нуқсон дар талаб!

## ҲИКОЯТИ ШИБЛӢ

Вақти мурдан буд Шиблӣ беқарор,
Чашм пӯшида, диле пуринтизор.
Бар миён зуннори ҳайрат баста буд,
Бар сари хокистаре биншаста буд.
Гаҳ бирондӣ ашк бар хокистар ӯ,
Гоҳ хокистар фишондӣ бар сар ӯ.



Сойиле гуфташ:-Чунин вақте, ки ҳаст,
Дидаӣ касро, ки ӯ зуннор баст?
Гуфт:-Месӯзам, чӣ созам, чун кунам,
Чун зи ғайрат мегудозам, чун кунам?!
Ҷони ман, к- аз ҳар ду олам чашм дӯхт,
Ин замон аз ғайрати Иблис сӯхт.
Чун хитоби лаънате ӯрост бас,
Ин изофат ояд афсусам ба кас.
Монд Шиблӣ ташнаву тафтаҷигар,
Ӯ ба дигар кас диҳад чизи дигар.
Гар тафовут бошадат аз дасти шоҳ,
Санги богавҳар найӣ ту, марди роҳ!
Гар азиз аз гавҳарӣ в- аз санг хор,
Пас надорад шоҳ ин ҷо ҳеч кор.
Сангу гавҳарро на душман шав, на дӯст,
Он назар кун ту, ки ин аз дасти ӯст.
Гар туро санге занад маъшуқи маст
Беҳ, ки аз ғайре гуҳар орӣ ба даст.
Мард бояд, к- аз талаб в- аз интизор
Ҳар замон ҷоне кунад дар раҳ нисор.
Не замоне аз талаб сокин шавад,
Не даме осуданаш мумкин шавад.
Гар фурӯ афтад замоне аз талаб,
Муртаде бошад дар ин раҳ, беадаб!

## ҲИКОЯТИ МАҶНУН

Дид Маҷнунро азизе дарднок,
Дар миёни раҳгузар мебехт хок.
Гуфт:-Ай Маҷнун, чӣ мехоҳӣ аз ин,
Гуфт:-Лайлиро ҳамеҷӯям яқин!
Гуфт:-Лайлиро куҷо ёбӣ зи хок?
Кай бувад дар хоки шореъ дурри пок?

Гуфт:-Ман меҷӯямаш ҳар ҷо, ки ҳаст,
Бу, ки ҷойе ногаҳаш орам ба даст!

## ҲИКОЯТИ ЮСУФИ ҲАМАДОН

Юсуфи Ҳамдон-имоми рӯзгор,
Соҳибасрори чаҳон-бинои кор,
Гуфт:-Чандоне, ки аз болову паст
Дида дармебингарад дар ҳар чи ҳаст.
Ҳаст ҳар як зарра Яъқубе дигар,
Юсуфе гумкардаро пурсад падар.
Дард бояд дар раҳи ӯ в- интизор,
То дар ин ҳар ду барояд рӯзгор!
Гар дар ин ҳар ду наёбӣ кор боз,
Сар макаш зинҳор аз ин асрор боз.
Дар талаб сабре бибояд мардро,
Сабр худ кай бошад аҳли дардро.
Ҳар кӣ ӯ бедард бошад, раҳзан аст,
З- он ки бедардӣ «аналҳақ» гуфтан аст.
Аз даруни худ машав берун даме,
Нон- т агар бояд, ҳамехур хун даме.
Қути он тифли шикам хун асту бас,
Ин ҳама савдо зи берун асту бас.
Хун хуру дар сабр биншин мардвор,
То барояд кори ту аз Кирдгор.
Сабр кун, гар хоҳиву гар на, басе,
Бу, ки ҷойи роҳ ёбӣ аз касе.
Ҳамчу он тифле, ки бошад дар шикам,
Ҳамчунон дар хун нишин бо худ ба ҳам.
Гар наӣ, ай хуфта, аҳли таҳният,
Пас чаро худро надорӣ таъзият.
Гар надорӣ шодие аз васли ёр,
Хез, боре мотами ҳиҷрон бидор.



Гар намебинӣ ҷамоли ёр ту,
Хезу маншин, металаб асрор ту.
Гар намедорӣ, талаб кун, шарм дор,
Чун харон то чанд бошӣ бефасор?!

## ҲИКОЯТ

Сангбаста марде андар кӯҳи Чин
Ашк меборид чашмаш бар замин.
Бар замин мерехт ашкаш зор- зор,
Санг мешуд ашки он мард ошкор.
Ончунон санге, ки гар дар дасти меғ
Уфтодӣ, з- он бибoридӣ дареғ.
Ҳаст илм он марди поки ростгӯ,
Гар ба Чин бояд шудан, ӯро биҷӯ.
З- он ки илм аз ғуссаи беҳимматон
Санг шуд в- аз дасти кофирнеъматон.
Ҷумла торикист ин меҳнатсарой,
Илм дар вай чун чароғе раҳнамой.
Раҳбари ҷонат дар ин торик ҷой,
Ҷавҳари илм асту илмат ҷонфизой.
Ту дар ин торикии бепову сар
Чун Сикандар мондаӣ бе роҳбар.
Гар ту баргирӣ аз ин ҷавҳар басе,
Хешро ёбӣ пушаймонтар касе.
В- ар наёбӣ ҷавҳарат, ай ҳеч кас,
Ҳам пушаймонтар ту хоҳӣ буду бас.
Гар бувад в- ар набвад ин ҷавҳар туро,
Ҳар замон ёбам пушаймонтар туро.
Ин ҷаҳону он ҷаҳон дар ҷон гум аст,
Тан зи ҷону ҷон зи тан пинҳон гум аст.
Чун бурун рафтӣ аз ин гум дар камӣ,
Ҳаст он ҷо ҷойи хоси одамӣ.

Чун расӣ он ҷо ба ҷойи хос боз,
Пай барӣ дар ҳар нафас сад гуна роз.
В- ар дар ин раҳ боз монӣ, войи ту,
Гум шавӣ дар навҳа сар то пойи ту.
Шаб махусбу рӯз ҳам чизе мах(в)ар,
К- ин талаб дар ту падид ояд магар.
Металаб ту, то талаб кам гардадат,
Хӯрди рӯзу хоби шаб кам гардадат!

## ҲИКОЯТ

Шайхи Маҳна буд дар қабзи азим,
Шуд ба саҳро дида пурхун, дил дуним.
Дид пире рустоӣ ӯ зи дур,
Гов меронду аз ӯ метофт нур.
Шайх сӯйи ӯ шуду кардаш салом,
Шарҳ додаш ҳоли қабзи худ тамом.
Пир чун бишнид, гуфт:-Ай Бӯсаъид,
Аз фуруди фарш то арши маҷид
Гар кунанд ин ҷумла пурарзан тамом,
Не ба як каррат, ба сад каррат мудом.
В- ар бувад мурғе, ки чинад ошкор
Донаи арзан пас аз соле ҳазор.
Гар зи баъди он ки чандине замон
Мурғ садбора бипардозад ҷаҳон,
Аз дараш бӯйе наёбад ҷон ҳанӯз,
Бӯсаъидо, зуд бошад он ҳанӯз!
Толибонро сабр мебояд басе,
Толиби собир наяфтад ҳар касе.
То талаб дар андарун н- ояд падид,
Мушк дар нофа зи хун н- ояд падид.
Аз даруне гар талаб берун равад,
Гар ҳама гардун бувад, дар хун равад,



Гар талаб набвад, зи мурдорон бувад,
Балки ҳамчун сурати беҷон бувад.
Ҳар киро набвад талаб, мурдор ӯст,
Зинда набвад, сурати девор ӯст!
Гар ба даст ояд туро ганҷу гуҳар,
Дар талаб бояд, ки бошӣ гармтар.
В- он ки аз ганҷу гуҳар хурсанд шуд,
Ҳам бад- он ганҷу гуҳар дар банд шуд.
Ҳар кӣ ӯ дар раҳ ба чизе боз монд,
Шуд буташ он чиз, гӯ, бутбоз монд.
Чун сабукмағз омадӣ, бедил шудӣ,
К- аз шаробе масту лояъқил шудӣ.
Ҳин, машав охир ба як май маст низ,
Металаб, чун бениҳоят ҳаст низ!

## ҲИКОЯТ

Як шабе Маҳмуд мешуд бо сипоҳ,
Хокбезе дид сар бар хоки роҳ.
Карда буд ҳар ҷой кӯҳи хок беш,
Шоҳ чун он дид, бозубанди хеш
Дар миёни кӯҳи хоки ӯ фиканд,
Пас биронд он гоҳ чун боде саманд.
Чун дигар шаб боз омад шаҳрёр,
Дид ӯро ҳамчунон машғули кор.
Гуфт:-Охир он чӣ дӯш он ёфтӣ,
Даҳ хироҷи олам осон ёфтӣ.
Ҳамчунон ин хок мебезӣ ту боз,
Подшоҳӣ кун, ки гаштӣ бениёз!
Хокбезаш гуфт:-Он з- ин ёфтам,
Он чунон ганҷе ниҳон з- ин ёфтам.
Чун аз ин дар давлатам шуд ошкор,
То ки ҷон дорам маро ин аст кор!

Марди ин дар бош, то бикшоядат,
Сар матоб аз роҳ, то бинмоядат.
Баста ҷуз ду чашми ту пайваста нест,
Рав талаб кун, з- он ки ин дар баста нест!

## ҲИКОЯТ

Бехуде мегуфт дар пеши Худой,
К- ай Худо, охир даре бар ман кушой.
Робиъа он ҷо магар биншаста буд,
Гуфт:-Ай ғофил, кай ин дар баста буд?!

## ДАР ВАСФИ ВОДИИ ИШҚ

Баъд аз он Водии Ишқ ояд падид,
Ғарқи оташ шуд, касе он ҷо расид.
Кас дар ин водӣ ба ҷуз оташ мабод,
В- он ки оташ нест, айшаш х(в)аш мабод.
Ошиқ он бошад, ки чун оташ бувад,
Гармрӯ, сӯзандаву саркаш бувад.
Оқибатандеш набвад як замон,
Ғарқ дар оташ чу он барқи ҷаҳон.
Лаҳзае на кофирӣ донад, на дин,
Заррае на шак шиносад, на яқин.
Неку бад дар роҳи ӯ яксон бувад,
Худ чу ишқ омад, на ин, на он бувад.
Ай мубоҳӣ, ин сухан они ту нест,
Муртадӣ, ин завқ дар ҷони ту нест.
Ҳар чӣ дорад, пок дарбозад ба нақд
В- аз висоли дӯст менозад ба нақд.
Дигаронро ваъда бо фардо бувад,
Лекин ӯро нақд ҳам ин ҷо бувад.
То насӯзад хешро якборагӣ,
Кай тавонад раст аз ғамхорагӣ?!



То ки ҷавҳар дар вуҷуди ӯ насӯхт,
Дар муфарриҳ кай тавонад дил фурӯхт?!
Моҳӣ аз дарё чу бар саҳро фитад,
Метапад то бу, ки дар дарё бувад.
Ақл дар савдои ишқ устод нест,
Ишқ кори ақли модарзод нест.
Ишқ ин ҷо оташ асту ақл дуд,
Ишқ чун омад, гурезад ақл зуд!
Метапад пайваста дар сӯзу гудоз,
То ба ҷойи худ расад ногоҳ боз.
Гар зи ғайбат дидае бахшанд рост,
Асли ишқ он ҷо бубинӣ, к- аз куҷост.
Ҳаст ҳар як барг аз ҳастии ишқ,
Сар ба роҳ афканда аз мастии ишқ.
Гар туро он чашми ғайбӣ боз шуд,
Бо ту зарроти ҷаҳон ҳамроз шуд.
В- ар ба чашми ақл бикшоӣ назар,
Ишқро ҳаргиз набинӣ пову сар.
Марди корафтода бояд ишқро,
Мардуми озода бояд ишқро.
Ту на корафтодаӣ, не ошиқӣ,
Мурдаӣ ту, ишқро кай лойиқӣ!
Зиндадил бояд дар ин раҳ марди кор,
То кунад дар ҳар нафас сад ҷон нисор!

## ҲИКОЯТ

Хоҷае аз хону мон овора шуд
В- аз фуқоъӣ кӯдаке бечора шуд.
Шуд зи тарфи ишқ савдоии ӯ,
Гашт пурғавғои расвоии ӯ.
Ҳар чӣ ӯро буд асбобу зиёъ,
Дод аз дасту харид аз вай фуқоъ.

Чун намондаш чизеву дарвеш шуд,
Ишқи он бедил яке сад беш шуд.
Гарчи медоданд нон ӯро тамом,
Гурсна будиву сер аз ҷон мудом.
З- он ки чандоне, ки нонаш мерасид,
Ҷумла медоду фуқоъе мехарид.
Дойиман биншаста будӣ гурсна,
То хурад як дам фуқоъе садтана.
Сойиле гуфташ, ки ай ошуфтакор,
Ишқ чӣ б- вад, сирри он кун ошкор!
Гуфт:-Он бошад, ки сад олам матоъ
Ҷумла бифрӯшӣ барои як фуқоъ.
То чунин коре наяфтад мардро,
Ӯ чӣ донад ишқрову дардро!

## ҲИКОЯТ

Аҳли Лайлӣ ҷумла Маҷнунро ҳаме
Дар кабила раҳ надодандӣ даме.
Дошт чӯпоне дар он саҳро нишаст,
Пӯсте бистад аз ӯ Маҷнуни маст.
Сарнагун шуд, пӯст андар сар фиканд,
Хештанро кард ҳамчун гӯсфанд.
Он шубонро гуфт:-Баҳри Кирдгор
Дар миёни гӯсфандонам гузор.
Сӯйи Лайлӣ рон рама, ман дар миён,
То бубинам рӯйи Лайлӣ як замон.
То ниҳон аз ғайр зери пӯст ман,
Баҳра гирам соате аз дӯст ман.
Гар туро як дам чунин дарде бувад,
Дар буни ҳар мӯйи ту марде бувад.
Ай дареғо, дарди мардонат набуд,
Дард бояд мардро, онат набуд.



Оқибат Маҷнун чу зери пӯст шуд,
Дар рама пинҳон ба сӯйи дӯст шуд.
Хуш- хушӣ бархост аввал ҷӯш аз ӯ,
Пас ба охир гашт зойил ҳуш аз ӯ.
Чун даромад обу ишқ аз сар гузашт,
Баргирифташ он шубон, бурдаш ба дашт.
Об зад бар рӯйи он масти хароб,
То даме биншаст он оташ зи об.
Баъд аз он рӯзи дигар Маҷнуни маст
Кард бо қавме ба саҳрое нишаст.



Як тан аз қавмаш ба Маҷнун гуфт боз:
- Бас бараҳна мондаӣ, ай сарфароз!
Ҷомае, к- он дӯсттар дориву бас,
Гар бигӯйӣ, ман биёрам ин нафас.
Гуфт:-Ҳар ҷома сазои дӯст нест,
Ҳеч ҷома беҳтарам аз пӯст нест.
Пӯсте хоҳам аз они гӯсфанд,
Чашми бадро низ месӯзам сипанд.
Атласу иксуни Маҷнун пӯст аст,
Пӯст хоҳад, ҳар кӣ лайлидӯст аст.
Бурдаам дар пӯст бӯйи дӯст ман,
Кай ситонам ҷомае ҷуз пӯст ман?!
Ёфт дил дар пӯст рози дӯстӣ,
Чун надорӣ мағз, боре пӯстӣ!
Ишқ бояд, к- аз хирад бистонадат,
Пас сифоти ту ба дил гардонадат.
Камтарин чизи ту дар маҳви сифот
Бахшиши ҷон асту тарки турраҳот.
Пой дарнеҳ, гар сарафрозӣ чунин,
3- он ки ёре нест ҷонбозе чунин!

## ҲИКОЯТ

Гашт ошиқ бар Аёз он муфлисе
В- ин сухан шуд фош дар ҳар маҷлисе.
Чун савора рафтӣ андар раҳ Аёс,
Медавидӣ он гадои ҳақшинос.
Чун ба майдон омадӣ он мушкхӯй,
Ҳеч сӯйе нангаристӣ ҷуз ба ӯй.
Ин сухан гуфтанд бо Маҳмуд боз,
К- он гадо гардида ошиқ бар Аёз.
Рӯзи дигар чун ба майдон шуд ғулом,
Медавид он ринд бо ишқи тамом.
Чашм бар гӯйи Аёз оварда буд,
Гӯйё чун гӯйи чавгонх(в)арда буд.
Кард пинҳон сӯйи ӯ Султон нигоҳ,
Дид ҷонаш ҳамчу ҷав, рӯяш чу коҳ.
Пушт чун чавгону саргардон чу гӯй,
Медавид аз ҳар сари майдон чу гӯй.
Хонд пас Маҳмудашу гуфт:-Ай гадо,
Хостӣ ҳамкосагӣ бо подшо?
Ринд гуфташ:-Гар гадоям, гар наям,
Ишқбозиро зи ту камтар наям!
Ишқу ифлос аст дар ҳамсоягӣ,
Ҳаст ин сармояи бемоягӣ.
Ишқ аз ифлос мегирад намак,
Ишқ муфлисро сазад бе ҳеч шак.
Ту ҷаҳондориву дил афрӯхта,
Ишқро бояд чу ман дилсӯхта.
Сози васл аст он чи ту дориву бас,
Сабр кун бо дарди ҳиҷрон як нафас.
Васлро чандин чӣ созӣ кору бор,
Ҳаҷрро гар марди ишқӣ, пой дор!



Шоҳ гуфташ:-Ай зи ҳастӣ бехабар,
Чун ҳама бар гӯй медорӣ назар!
Гуфт:-Зеро ӯ чу ман саргашта аст,
Ман чу ӯву ӯ чу ман оғашта аст.
Қадри ман ӯ донаду ман они ӯ,
Ҳар ду як гӯем дар чавгони ӯ.
Ҳар ду дар саргаштагӣ афтодаем,
Бесару бе тан ба по истодаем.
Ӯ хабар дорад зи ман, ман ҳам аз ӯ,
Боз мегӯем муште ғам аз ӯ.
Давлати тар омад аз ман гӯйи роҳ,
К- аспи ӯро наъл бӯсад гоҳ- гоҳ.
Гарчи ҳамчун гӯй бепову сарам,
Лек ман аз гӯй меҳнаткаштарам.
Гӯй бар тан захм аз чавгон хурад
В- ин гадои дилшуда бар ҷон хурад.
Гӯй гарчи захм дорад беқиёс,
Аз пайи ӯ медавад охир Аёс!
Ман агарчи захм дорам беш аз ӯ,
Дар пайи ӯям, набошам пеш аз ӯ.
Гӯй гаҳ- гаҳ дар ҳузур афтодааст
В- ин гадо пайваста дур афтодааст.
Охир ӯро чун ҳузуре мерасад,
Аз майи васлаш суруре мерасад.
Ман намеёрам зи васлаш бӯй бурд,
Гӯй васле ёфт в- аз ман гӯй бурд.
Шаҳрёраш гуфт:-Ай дарвеши ман,
Даъвии ифлос кардӣ пеши ман.
Гар намегӯйӣ дурӯғ, ай бенаво,
Муфлисии хешро дорӣ гуво.
Гуфт:-То ҷонам бувад, муфлис наям,
Муддаъӣ бошам, аз ин маҷлис наям.
Лек агар дар ишқ гаштам ҷонфишон,
Ҷон фишондан ҳаст муфлисро нишон.



Дар ту, ай Маҳмуд, ку маънии ишқ,
Ҷон фишон в- арна макун даъвии ишқ.
Ин бигуфту буд ҳарфаш бар зафон,
Ки ба ҷонон дод ҷонро дарзамон.
Чун бидод он ринд ҷон дар хоки роҳ,
Шуд ҷаҳон Маҳмудро з- он ғам сиёҳ.
Гар ба наздики ту ҷонбозист хурд,
Ту дар о, то худ бубинӣ дастбурд.
Гар туро гӯянд як соат дар ой,
То ту з- ин раҳ бишнавӣ бонги дарой.
Ончунон бе пову сар гардӣ мудом,
Ки бибозӣ, ҳар чиро дорӣ, тамом.
Чун дарафтӣ, то хабар бошад туро,
Ақлу ҷон зеру забар бошад туро.

## ҲИКОЯТ

Дар Аҷам афтод марде аз Араб,
Монд аз расми Аҷам андар аҷаб.
Дар назора мегузашт он бехабар,
Бар қаландархона афтодаш гузар.
Дид муште риндро не сар, на тан,
Ҳар ду олам бохта бе як сухан.
Ҷумла камзан, мӯҳрадузду покбар,
Дар палидӣ ҳар як аз дигар батар.
Ҳар якеро кӯзаи дурде ба даст,
Ҷумла дурдӣ даркашида, гашта маст.
Чун бидид он қавмро, майлаш фитод,
Ақлу ҷон бар шореъи сайлаш фитод.
Чун қаландарҳо чунонаш ёфтанд,
Оббурда ақлу ҷонаш ёфтанд,
Ҷумла гуфтандаш:-Даро, ай ҳеч кас,
Андарун шуд, бешу кам ин буду бас.



Маст карданд он гаҳ аз як дурдияш,
Маҳв шуд аз хешу гум шуд мардияш.
Молу мулку симу зар будаш басе,
Бурд аз ӯ дар як нафас ҳолӣ касе.



Ринде омад дурдие афзун- ш дод
В- аз қаландархона сар берун- ш дод.
Мардуме шуд ҳамчунон то дар Араб
Уру муфлис, ташнаҷону хушклаб.
Аҳли ӯ гуфтанд:-Бас ошуфтаӣ,
Ку зару симат, ҳамоно хуфтаӣ!
Симу зар шуд, омад ошуфтан туро,
Шум буд ин дар Аҷам рафтан туро.
Дузд роҳат зад, куҷо шуд моли ту?
Шарҳ деҳ, то ман бидонам ҳоли ту!
Гуфт:-Мерафтам хиромон дар раҳе,
Уфтодам бо қаландар ногаҳӣ,
Ҳеч дигар менадонам низ ман,
Симу зар рафту шудам ночиз ман.
Гуфт:-Васфи он қаландар кун маро,
Гуфт:-Васф ин асту баст "қол андаро"!
Марди аъробӣ фаноӣ монда буд,
В- аз ҳама «қол андароӣ» монда буд.
Пой дарнеҳ, ё сари худ гир ту,
Ҷон бубар, ё на ба ҷон бипзир ту.
Гар ту бипзирӣ ба ҷон асрори ишқ,
Ҷонфишонон сар кунӣ бар дори ишқ.
Ҷон фишониву бимонӣ барҳана,
Монадат «қол андароӣ» дар буна.

## ҲИКОЯТ

Буд олиҳиммате соҳибкамол,
Гашт ошиқ бар яке соҳибҷамол.
Аз қазо маъшуқи он дилдодамард
Шуд чу шохи хайзурон борику зард.
Рӯзи равшан бар дилаш торик шуд,
Маргаш аз дур омаду наздик шуд.
Марди ошиқро хабар доданд аз он,
Корде дар даст меомад давон.
Гуфт:-Ҷононро бихоҳам кушт зор,
То ба марги худ намирад он нигор.
Мардумон гуфтанд:-Бас шӯридаӣ,
Ту дар ин куштан чӣ ҳикмат дидаӣ?!
Хун марезу даст аз куштан бидор,
Ӯ худ ин соат бихоҳад мурд зор.
Чун надорад мурда куштан ҳосиле,
Сар набуррад мурдаро ҷуз ҷоҳиле.
Гуфт:-Чун бар дасти ман шуд кушта ёр,
Бар қасоси ӯ кушандам зор- зор.
Пас чу бархезад қиёмат пеши ҷамъ,
Дар қасоси ӯ бисӯзандам чу шамъ.
Ҳам машав з- ӯ кушта имрӯз аз ҳавас,
Сӯхта фардо аз ӯ, инам на бас!
Пас бувад ин ҷову он ҷо коми ман,
Сӯхта ё куштаи ӯ номи ман.
Ошиқон ҷонбози ин роҳ омаданд,
Дар ду олам досткӯтоҳ омаданд.
Заҳмати ҷон аз миён бардоштанд,
Дил ба куллӣ аз ҷаҳон бардоштанд.
Даст чун бардоштанд аз ҷони хеш,
Хилвате карданд бо ҷонони хеш.



## ҲИКОЯТ

Чун Халилуллоҳ дар назъ уфтод,
Ҷон ба Азройил осон менадод.
Гуфт:-Вопас шав, бигӯ бо подшоҳ,
Аз халили хеш охир ҷон махоҳ.
Ҳақтаъоло гуфт:-Агар ҳастӣ халил,
Бар халили хештан ҷон кун сабил.
Ҷон ҳамебояд ситад аз ту ба теғ,
Аз халили худ кӣ дорад ҷон дареғ?
Ҳозире гуфташ, ки ай шамъи ҷаҳон,
Аз чӣ менадҳӣ ба Азройил ҷон?!
Ошиқон буданд ҷонбозони раҳ,
Ту чаро медорӣ охир ҷон нигаҳ?!
Гуфт: -Ман чун гӯям охир тарки ҷон?
Чунки Азройил бошад дар миён!
Бар сари оташ даромад Ҷабрайил,
Гуфт:-Аз ман ҳоҷате хоҳ, ай халил,
Ман накардам сӯйи ӯ он дам нигоҳ,
З- он ки банди роҳам омад ҷуз Илоҳ.
Чун бипечидам сар аз Ҷабрил ман,
Кай диҳам ҷонро ба Азройил ман?!
З- он наёрам кард ҷон хуш- хуш нисор,
То магар ӯ худ бифармояд:-Биёр!
Чун ба ҷон додан расад фармон маро,
Ним ҷав арзад ҷаҳоне ҷон маро.
Дар ду олам кай диҳам ман ҷон ба кас,
То ки ӯ гӯяд, сухан ин асту бас!

## МАҚОЛАИ АРБАУН (40) ДАР БАЁНИИ ВОДИИ МАЪРИФАТ

Баъд аз он бинмоядат пеши назар
Маърифатро водии бе пову сар.
Ҳеч кас набвад, ки ӯ ин ҷойгоҳ
Мухталиф гардад зи бисёрии роҳ.
Ҳеч раҳ дар вай на чун он дигар аст,
Солики тан, солики ҷон дигар аст.
Боз ҷону тан зи нуқсону камол
Ҳаст дойим дар тараққиву завол.
Лоҷарам бас раҳ, ки пеш ояд падид,
Ҳар яке бар ҳадди хеш ояд падид.
Кай тавонад шуд дар ин роҳи халил
Анкабути мубтало ҳамсайри фил.
Сайри ҳар кас то камоли ӯ бувад,
Қурби ҳар кас ҳасби ҳоли ӯ бувад.
Гар бипаррад пашша чандоне, ки ҳаст,
Кай камоли сарсараш ояд ба даст!
Лоҷарам чун мухталиф афтод сайр,
Ҳамравиш ҳаргиз нагардад ҳеч тайр.
Маърифат ин ҷо тафовут ёфта,
Ин яке меҳробу он бут ёфта.
Чун битобат офтоби маърифат
Аз сипеҳри ин раҳи олисифат,
Ҳар тане бино шавад бар қадри хеш,
Боз ёбад дар ҳақиқат садри хеш.
Сирри зоташ чун бар ӯ равшан шавад,
Гулхани дарё бар ӯ гулшан шавад.
Мағз бинад аз дарун, не пӯст ӯ,
Чун набинад заррае ҷуз дӯст ӯ.



Ҳар чи бинад, рӯйи ӯ бинад мудом,
Зарра- зарра кӯйи ӯ бинад тамом.
Сад ҳазор асрор аз зери ниқоб
Рӯй мебинмоядаш чун Офтоб.
Сад ҳазорон мард гум гардад мудом,
То яке асрорбин гардад тамом.
Комиле бояд дар ин роҳи шигарф,
То кунад ғаввосии ин баҳри жарф.
Гар зи асрорат шавад завқе падид,
Ҳар замонат нав шавад шавқе падид!



Ташнагии баркамол ин ҷо бувад,
Сад ҳазорон хун ҳалол ин ҷо бувад,
То биёрӣ даст то арши маҷид,
Кам мазан як соат аз «ҳал манмазид».
Хешро дар ҳарфи ирфон ғарқ кун
В- арна боре хоки раҳ бар фарқ кун.
Гар наӣ хуфта зи аҳли таҳният,
Пас чаро худро надорӣ таъзият.
Гар надорӣ шодие аз васли ёр,
Хезу боре мотами ҳиҷрон бидор.
Гар шавӣ қонеъ ба мулки ин ҷаҳон,
То абад зоеъ бимонӣ ҷовидон!
Ҳаст дойим салатанат дар маърифат,
Ҷаҳд кун, то ҳосил ояд ин сифат.
Ҳар кӣ масти олами ирфон бувад,
Бар ҳама халқи ҷаҳон султон бувад.
Мулки олам пеши ӯ мулке бувад,
Нӯҳ фалак дар баҳри ӯ фулке бувад.

## ҲИКОЯТ

Шуд магар Маҳмуд дар вайронае,
Дид он ҷо бедиле, девонае.
Сар фурӯ бурда ба андӯҳе, ки дошт,
Пушт зери бори он кӯҳе, ки дошт.
Шоҳро чун дид, гуфто:-Дур бош
В- арна бар ҷонат занам сад дурбош.
Ту на шоҳӣ, рав, ки бас дунҳимматӣ,
Дар Худои хеш кофирнеъматӣ,
Гуфт Маҳмудам:- Маро кофар магӯй,
Як сухан бо ман бигӯ, дигар магӯй.
Гуфт:-Агар медонӣ, ай ту бехабар,
К- аз кӣ дур афтодаӣ, ай беназар,
Нестӣ хокистару хокӣ тамом,
Ҷумла оташ резие бар сар мудом!

## МАҚОЛАИ ҲОДӢ ВА АРБАУН (41) ДАР БАЁНИ ВОДИИ ИСТИҒНО

Баъд аз он Водии Истиғно бувад,
На дар он даъвову на маъно бувад.
Меҷаҳад аз биниёзӣ сарсаре,
Мезанад барҳам ба як дам кишваре.
Ҳафт дарё як шумар ин ҷон бувад,
Ҳафт ахгар як шарар ин ҷон бувад.
Ҳашт ҷаннат низ ин ҷо мурдаест,
Ҳафт дӯзах ҳамчу ях афсурдаест.
Ҳаст мӯреро ҳам ин ҷо, ай аҷаб
Аҷри сад фили дамон бе як сабаб.
То кулоғеро шавад пур ҳавсала,
Кас намонад зинда дар сад қофила.



Сад ҳазорон сабзпӯш аз ғам бисӯхт,
То ки Одамро чароғе барфурӯхт.
Сад ҳазорон ҷисм холӣ шуд зи рӯҳ,
То дар он ҳазрат дуругар гашт Нӯҳ.
Сад ҳазорон дида шуд дарёи хун,
То ки Юсуф омад аз зиндон бурун.
Сад ҳазорон шиша бар лашкар фитод,
То Бироҳим аз миён бар сар фитод.
Сад ҳазорон тифл сар бибрида шуд,
То Калимуллоҳ соҳибдида шуд!
Сад ҳазорон халқ шуд оташпараст,
То Халилуллоҳ аз оташ бираст.
Сад ҳазорон халқ дар зуннор шуд,
То ки Исо маҳрами асрор шуд.
Сад ҳазорон ҷону дил тороҷ рафт,
То Муҳаммад як шабе меъроҷ рафт.
Қудрате нав дорад ин ҷони куҳун,
Хоҳ ин ҷо ҳеч кун, хоҳӣ макун.
Гар ҷаҳоне дил кабобе дидаӣ,
Ҳамчунон донам, ки хобе дидаӣ.
Гар дар ин дунё ҳазорон ҷон фитод,
Шабнаме дар баҳри бепоён фитод.
Гар фурӯ шуд сад ҳазорон сар ба хоб,
Заррае ё сояе шуд з- Офтоб.
Рехт гар афлоку анҷум лахт- лахт,
Дар ҷаҳон кам гир барге аз дарахт.
Гар зи моҳӣ дар адам шуд то ба моҳ,
Пойи мӯре лахт шуд дар қаъри чоҳ!
Гар ду олам шуд ҳама як бор нест,
Дар замин реге ҳамон, ангор, нест.
Гар намонд аз деву аз мардум асар,
Аз сари як қатра борон даргузар.
Гар бирезад ҷумлае танҳо ба хок,
Мӯйи ҳайвоне агар набвад, чӣ бок!

Гар шуд ин ҷо ҷузву кул, ай ҷон, табоҳ,
Кам шуд аз рӯйи замин як барги коҳ.
Гар ба як раҳ гашт ин нӯҳ ташт гум,
Қатрае дар ҳафт дарё гашт гум!

## ҲИКОЯТ

Дар деҳи мо буд барное чу моҳ,
Уфтод он моҳи юсуфваш ба чоҳ.
Бар забар афтод хок ӯро басе,
Оқибат з- он ҷо баровардаш касе.
Ҳол бар вай гашта буду рӯзгор.
Бо ду дам оварда кораш сахт зор.
Он накӯсират Муҳаммадном буд,
То бад- он олам аз ӯ як гом буд.
Чун падар дидаш чунон гуфт:-Ай писар,
Ай чароғи чашму ай ҷони падар,
Ай Муҳаммад, бо падар лутфе бикун,
Як сухан баргӯй, гуфт ӯ:- Ку сухун!
Ку Муҳаммад, ку писар, ку ҳеч кас,
Ин бигуфту ҷон бидод, ин буд бас.
Дарнигар, ай солики соҳибназар,
То Муҳаммад куву Одам, дарнигар!
Одамӣ охир куву зурёт ку?
Номи ҷузвиёту куллиёт ку?
Ку замин, ку кӯҳу дарё, ку фалак,
Ку парӣ, ку деву мардум, ку малак?
Ку кунун он сад ҳазорон тан ба хок,
Ку кунун он сад ҳазорон ҷони пок?!
Ку ба вақти ҷон бидодан печ- печ,
Ку касе, ку ҷону тан, ку ҳеч- ҳеч?!
Ҳар ду оламрову сад чандон ки ҳаст,
Гар бисоиву бибезӣ з- он чи ҳаст,



Чун сарое печ- печ ояд туро,
Бар сари ғирбол ҳеч ояд туро!

## ҲИКОЯТ

Юсуфи Ҳамдон, ки чашми роҳ дошт,
Синае поку диле огоҳ дошт.
Гуфт:-Бар шав умрҳо болои арш,
Пас фурӯ шав баъд аз он дар тахти фарш!
Ҳар чӣ буду ҳасту хоҳад буд низ,
Чи баду чи нек, ҳар як зарра чиз,
Қатрае ин ҷумла аз дарёи ҷуд
Буду фарзандаш набуд Одам, чӣ суд?!
Нест ин водӣ чунин саҳл, ай салим,
Саҳл медонӣ ту аз ҷаҳл, ай салим
Гар шавад сад раҳ равон хун дар дилат,
Ҳам нагардад қатъ ҷуз як манзилат.
Гар ҷаҳоне роҳ ҳар дам биспарӣ,
Гоми аввал бошадат чун бингарӣ.
Ҳеч солик роҳро поён надид,
Ҳеч кас ин дардро дармон надид.
В- ар чу саг бошиву дойим медавӣ,
То абад бонги дарое нашнавӣ!
На шудан рӯй асту на истоданат,
На туро мурдан беҳу не зоданат.
Ҳаст мушкил кор афтодан, чӣ суд,
Кори сахт ин аст, истодан чӣ суд?!
Сар мазан, сар мезан, ай марди хамӯш,
Тарк кун ин кору ҳин, дар кор кӯш!
Ҳам ба тарки кор гӯ, ҳам кор кун,
Кори худ андак куну бисёр кун.
То магар коре бувад дармони кор,
Кор бошад бо ту дар поёни кор.

В- ар набошад кор дармони касе,
Бо ту бекорӣ бувад он ҷо басе.
Ҳар кӣ гӯяд чун кунам, гӯ, чун макун,
То ба акнун кардаӣ, акнун макун!
Тарк кун коре, ки он кардӣ нахуст,
Кардану нокардан ин бошад дуруст!
Чун шиносӣ кор, чун натвон шинохт
В- ар шиносӣ, кай тавонӣ кор сохт?!
Бениёзӣ бину истиғно нигар,
Хоҳ мутриб бошу хоҳӣ навҳагар!
Барқи истиғно чунон ин ҷо фурӯхт,
К- аз тафи ӯ сад ҷаҳон ин ҷо бисӯхт.
Сад ҷаҳон ин ҷо фурӯ резад ба хок,
Гар ҷаҳон набвад дар ин водӣ, чӣ бок!

## ҲИКОЯТ

Дида бошӣ, к- он Ҳакими бехирад
Тахтаи хок оварад дар пеши х(в)ад.
Пас кунад он тахта пурнақшу нигор,
Собиту сайёра орад ошкор.
Ҳам фалак орад падиду ҳам замин,
Гаҳ бар он ҳукме кунад, гоҳе бар ин.
Ҳам нуҷуму ҳам буруҷ орад падид,
Ҳам уфулу ҳам уруҷ орад падид.
Ҳам нуҳусат, ҳам саъодат баркашад,
Хонаи мавту валодат баркашад.
Чун ҳисоби наҳс гардад саъд аз он,
Гӯшаи он тахта гирад баъд аз он,
Барфишонад, гӯйӣ, он ҳаргиз набуд,
Он ҳама нақшу нишон ҳаргиз набуд.
Сурати ин олами пурпечпеч
Ҳаст ҳамчун сурати он тахта ҳеч.



Ту наёрӣ тоби ин ганҷи гузин,
Гирди ин кам гарду дар кунҷе нишин.
Ҷумлаи мардон, занон ин ҷо шуданд,
Аз ду олам бенишон ин ҷо шуданд.
Чун наёрӣ тоқати ин роҳ ту,
Гар ҳама кӯҳӣ, насанҷӣ коҳ ту!

## ҲИКОЯТ

Гуфт марде мардро аз аҳли роз,
Парда шуд аз олами асрор боз.
Ҳотифе дарҳол гуфт:-Ай пир, зуд
Ҳар чӣ мехоҳӣ бихону гир зуд.
Пир гуфто:-Ман бидидам, к- анбиё
Мубтало буданд дойим дар бало.
Ҳар куҷо ранҷу балое беш буд,
Анбиёро он ҳама дар пеш буд.
Анбиёро чун бало омад насиб,
Кай расад роҳат ба ин марди ғариб?
Ман на иззат хоҳаму на хорие,
Кош дар аҷзи худам бигзорие.
Чун насиби меҳтарон дард асту ранҷ,
Кеҳтаронро кай тавонад буд ганҷ!
Анбиё буданд сарғавғои кор,
Ман надорам тоб, даст аз ман бидор!
Ҳар чӣ гӯям аз миёни ҷон, чӣ суд,
То туро коре наяфтад, з- он чӣ суд?
Гарчи дар баҳри хатар афтодаӣ,
Ҳамчу кафке бар забар афтодаӣ,
Аз наҳанги қаҳр агар огоҳие,
Кай сулуки инчунин раҳ хоҳие!
Аввал аз пиндор монӣ беқарор,
Чун дарафтӣ, ҷон кай орӣ бар канор!

## ҲИКОЯТ

Он магас мешуд зи баҳри тӯшае,
Дид кандуи асал дар гӯшае.
Шуд зи шавқи он асал дилдодае,
Дар хурӯш омад, ки ку озодае!
То зи ман- мискин ҷаве бистонад ӯ,
Дар даруни кандуям биншонад ӯ.
Шохи васлам гар ба бор ояд чунин,
Ҳеч некӯтар наяст аз ангубин.
Чун магасро дар асал афтод кор,
Пову дасташ дар асал шуд устувор.
Аз тапидан суст шуд пайванди ӯ
В- аз ҷаҳидан сахттар шуд банди ӯ.
Дар хурӯш омад, ки моро қаҳр кушт,
Ангубинам сахттар аз заҳр кушт.
Гар ҷаве додам, ду ҷав акнун диҳам,
Бу, к- аз ин дармондагӣ берун ҷаҳам.
Кас дар ин водӣ даме фориғ мабод,
Марди ин водӣ ба ҷуз болиғ мабод!
Рӯзгоре, ай дили ошуфтакор,
Пову дастат дар асал шуд устувор.
Бас ба бозӣ мешуморӣ рӯзгор,
Ту ба ғафлат мегузорӣ рӯзгор.
Хезу ин водии мушкил қатъ кун,
Боз пар аз ҷону аз дил қатъ кун.
З- он ки то бо ҷону бо дил ҳамбарӣ,
Мушрикӣ в- аз мушрикон ғофилтарӣ.
Барфишон ҷон дар раҳу дил кун нисор
В- арна з- истиғно бигардонанд кор!



## ҲИКОЯТ

Буд шайхе хирқапӯшу номдор,
Бурд аз вай духтари сагбон қарор.
Шуд чунон дар ишқи он дилбар забун,
К- аз дилаш мезад чу дарё мавҷ хун.
Бар умеди он ки бинад рӯйи ӯ,
Шаб бихуфтӣ бо сагони кӯйи ӯ.
Модари духтар аз он огоҳ шуд,
Гуфт:-Шайхо, чун дилат гумроҳ шуд.
Дар сарат бошад агар ҳеч ин ҳавас,
Пешаи мо ҳаст сагбониву бас.
Боядат чун мо ту сагбонӣ кунӣ,
Баъди соле ақду меҳмонӣ кунӣ.
Чун набуд он шайх андар ишқ суст,
Хирқаро афканду шуд дар кор чуст.
Бо саге дар даст дар бозор шуд,
Қурби соле аз пайи ин кор шуд.
Сӯфии дигар, ки будаш ҳамнафас,
Чун чунонаш дид, гуфт:-Ай ҳеч кас,
Муддати сӣ сол будӣ марди мард,
Ин чаро кардиву ҳаргиз ин кӣ кард?!
Гуфт:-Ай ғофил, макун қисса дароз,
З- он ки гар парда кунӣ з- ин қисса боз,
Ҳақтаъоло донад ин асрорро,
Бо ту гардонад ҳаме ин корро.
Чун бубинад таънаи пайвасти ту,
Саг ниҳад аз дасти ман бар дасти ту.
Чанд гӯям, к- ин дилам аз дарди роҳ
Хун шуду як кас наёмад марди роҳ.
Ман зи беҳуда шудам бисёргӯй
В- аз шумо як тан нашуд асрорҷӯй.

Гар шумо асрордони раҳ шавед,
Он гаҳе аз ҳарфи ман огаҳ шавед.
Гар бигӯям беш аз ин з- ин раҳ басе,
Ҷумла дар хобед, ку раҳрав касе?

## ҲИКОЯТ

Он муриде шайхро гуфт аз ҳузур,
Нуктае баргӯй, шайхаш гуфт:-Дур.
Гар шумо рӯҳо бишӯед ин замон,
Он гаҳе ман нуқта орам дар миён.
Дар наҷосат мушкбӯйӣ, з- он чӣ суд?!
Пеши мастон нуктагӯйӣ, з- он чӣ суд?!

## МАҚОЛАИ СОНИ ВА АРБАУН (42) ДАР БАЁНИ ВОДИИ ПАНҶУМ, КИ ТАВҲИД БОШАД

Баъд аз ин водии Тавҳид оядат,
Манзили таҷриду тафрид оядат.
Рӯйҳо чун з- ин биёбон баркашанд,
Ҷумла сар аз як гиребон баркашанд.
Гар басе бинӣ адад, гар андаке,
Он яке бошад дар ин раҳ бешаке.
Чун яке бошад, яке дар як мудом,
Он яке андар яке бошад тамом.
Нест он як, к- он аҳад ояд туро,
З- он яке, к- он дар адад ояд туро.
Чун бурун аст ӯ зи ҳадду аз адад,
Аз азал қатъи назар кун то абад.
Чун азал гум шуд абад ҳам ҷовидон,
Ҳар дуро кай ҳеч монад дар миён?!

Чун ҳама ҳече бувад, ҳеч ин ҳама,
Кай бувад дар асл ҷуз печ ин ҳама!

## ҲИКОЯТ

Гуфт он девонаро марди азиз,
Чист ин олам, бигӯ в- ин хона низ?!
Гуфт:-Ҳаст ин олами пурному нанг,
Ҳамчу нахле баста аз ҳар гуна ранг.
Гар ба даст он нахлро молад касе,
Он ҳама як мум гардад бе шаке.
Чун ҳама мум аст, дигар чиз нест,
Рав, ки чандин ранги он хӯ низ нест.
Чун яке бошад ҳама, набвад дуӣ,
Ҳам манӣ бархезад ин ҷо, ҳам туӣ!

## ҲИКОЯТ

Рафт пеши Бӯалӣ он пирзан,
Коғазе зар бурд, к- ин бистон зи ман.
Шайх гуфто:-Аҳд дорам ман, ки низ
Ҷуз зи Ҳақ настонам аз кас ҳеч чиз.
Пирзан дарҳол гуфто:-Бӯалӣ,
Аз куҷо овардӣ охир аҳвалӣ?!
Ту дар ин раҳ марди акду ҳал наӣ,
Чанд бинӣ ғайр, агар аҳвал наӣ!
Мардро дар дида ин ҷо ғайр нест,
Каъбаро зиддияте бо Дайр нест.
Марди солик чун ба ҳадди дил расид,
Андар ин раҳ чун бад- ин манзил расид,
Ҳам аз ӯ шанвад суханҳо ошкор,
Ҳам бад- ӯ монад вуҷудаш пойдор.

Ҳам ҷуз ӯ касро набинад як замон,
Ҳам ҷуз ӯ касро надонад дар ҷаҳон.
Ҳам дар ӯ, ҳам з- ӯву ҳам бо ӯ бувад,
Ҳам бурун аз ҳар се, ин некӯ бувад.
Ҳар кӣ дар дарёи ваҳдат гум нашуд,
Гар ҳама Одам бувад, мардум нашуд.
Ҳар кӣ аз аҳли ҳунар в- аз аҳли айб
Офтобе дорад андар ҷайби ғайб,
Оқибат рӯзе бувад, к- он Офтоб
Бо худаш гирад, барандозад ниқоб.
Ҳар кӣ ӯ дар Офтоби х(в)ад расид,
Ту яқин медон зи неку бад раҳид.
То ту бошӣ, неку бад ин ҷо бувад,
Чун ту гум гаштӣ, ҳама савдо бувад!
В- ар тавонӣ дар вуҷуди хеш боз
Неку бад бинӣ дар ин роҳи дароз.
То ки аз ҳече падидор омадӣ,
Дар вуҷуди худ гирифтор омадӣ.
Кошкӣ акнун чу аввал будаӣ,
Яъне аз ҳастӣ муъаттал будаӣ.
Аз сифоти бад ба куллӣ пок шав,
Баъд аз он боде ба каф дар хок шав.
Он чӣ дар туст аз ҳасад в- аз хашми ту,
Чашми мардон бинад он, на чашми ту.
Ту куҷо донӣ, ки андар тан туро
Чӣ палидиҳост, чӣ гулхан туро.
Ҳаст дар ту гулхане пураждаҳо,
Ту зи ғафлат карда эшонро раҳо.
Мору каждум бо ту зери пардаанд,
Хуфтаанду хештан гум кардаанд.
Гар сари мӯйе фидои шон кунӣ,
Ҳар якеро ҳамчу сад суъбон кунӣ!
Ҳар якеро дӯзахи пурмор ҳаст,
То напардозӣ ту дӯзаҳ кор ҳаст!



Гар бурун ойӣ аз инҳо пок ту,
Хуш ба хок андар шавӣ дар хок ту.
В- арна зери хок чӣ каждум, чӣ мор,
Мегазандат сахт то рӯзи шумор.
Ҳар касе, к- ӯ бехабар з- ин покӣ аст,
Ҳар кӣ хоҳӣ гир, кирми хокӣ аст.
То кай, ай Аттор, аз ин ҳарфи маҷоз,
Бо сари асрори тавҳид ой боз!
Марди солик чун расид ин ҷойгоҳ,
Ҷойгоҳу мард бархезад зи роҳ.
Гум шавад, зеро ки пайдо ояд ӯ,
Гунг гардад з- он, ки гӯё ояд ӯ.
Ҷузв гардад, кул шавад, на кул, на ҷузв,
Сурате бошад аҷаб, на ҷон, на узв.
Ҳар чаҳор ояд бурун аз ҳар чаҳор,
Сад ҳазор ояд бурун аз сад ҳазор.
Ақл ин ҷо кист?-Афтода бадар,
Монда тифле кӯру модарзод кар.
Заррае ҳар, к- ӯ аз ин сар ёфтаст,
Сар зи мулки ҳар ду олам тофтаст.
Худ чу ин кас нест мӯйе дар миён,
Чун биёбад низ бӯйе дар ҷаҳон!
Гарчи ин кас нест, ҳам ҳам ин кас аст,
Гар вуҷуд асту адам ҳам ин кас аст!

## ҲИКОЯТ

Гуфт Луқмони Сарахсӣ, к- ай Илоҳ,
Пираму саргаштаву гумкардароҳ.
Бандае, к- ӯ пир шуд шодаш кунанд,
Пас хаташ бидҳанду озодаш кунанд.
Ман кунун дар бандагӣ, ай подшоҳ,
Ҳамчу барфе мӯйи худ карда сиёҳ.

Бандае бас ғамкашам, шодим бахш,
Пир гаштам, хатти озодим бахш.
Ҳотифе гуфт:-Ай ҳарамро хоси хос,
Ҳар кӣ ӯ аз бандагӣ хоҳад халос,
Маҳв гардад ақлу таклифаш ба ҳам,
Тарк кун ин ҳар дуро, дарнеҳ қадам.
Гуфт:-Илоҳӣ, ман туро хоҳам мудом,
Ақлу таклифам набояд, вассалом!
Пас зи таклифу зи ақл омад бурун,
Пойкӯбон даст мезад дар ҷунун.
Гуфт:-Акнун ман надонам кистам,
Банда боре нестам, пас чистам?!
Бандагӣ шуд маҳву озодӣ намонд,
Заррае дар дил ғаму шодӣ намонд.
Бе сифат гаштам, нагаштам бесифат,
Орифам, аммо надорам маърифат.
Ман надонам, ту манӣ, ё ман туӣ
Маҳв гаштам дар туву гум шуд дуӣ!

## ҲИКОЯТ

Аз қазо афтод маъшуқе дар об,
Ошиқаш худро дарафканд аз шитоб.
Чун расиданд он ду тан бо якдигар,
Ин яке пурсид аз ӯ, к- ай бехабар,
Гар ман афтодам дар ин оби равон,
Аз чӣ афкандӣ ту худро дар миён?
Гуфт:-Ман худро дар об андохтам,
З- он ки худро аз ту менашнохтам.
Рӯзгоре шуд, ки бошад бе шаке
Ҳам ту ман, ҳам ман ту в- он ҳар ду яке.
Ту манӣ ё ман туам, чанд аз дуӣ,
Ё туам ман, ё ту ман, ё ман туӣ!



То дуӣ бархост дар ширкат битофт,
Чун дуӣ бархост, тавҳидат битофт.
Чун ту ман бошиву ман ту бардавом,
Ҳар ду тан бошем як тан, вассалом!

## ҲИКОЯТ

Гуфт:-Рӯзе фарруху масъуд буд,
Рӯзи арзи лашкари Маҳмуд буд.
Шуд ба саҳро беадад пилу сипоҳ,
Буд болое, бар он ҷо рафт шоҳ.
Шуд бари ӯ ҳам Аёзу ҳам Ҳасан,
Ҳар ду мекарданд арзи анҷуман.
Буд рӯйи олам аз пилу сипоҳ,
Ҳамчу аз мӯру малах бигрифта роҳ.
Чашми олам ончунон лашкар надид,
Беш аз он лашкар касе дигар надид.
Пас зафон бикшод шоҳи номвар,
Бо Аёзи хоси худ гуфт:-Ай писар,
Ҳаст чандин пилу лашкар они ман,
Ин ҳама они ту, ту султони ман.
Гарчи гуфт ин лутф шоҳи номдор,
Сахт фориғ буд Аёзу барқарор.
Шоҳро хидмат накард он ҷойгоҳ,
Худ нагуфт ӯ ин маро гуфтаст шоҳ.
Шуд Ҳасан ошуфтаву гуфт:-Ай ғулом,
Мекунад шоҳет чандин эҳтиром,
Ту чунин истода чун беҳурмате,
Пушт хам надҳиву накнӣ хидмате,
Ту чаро ҳурмат намедорӣ нигоҳ,
Ҳақшиносӣ набвад ин дар пеши шоҳ!
Чун Аёз алқисса бишнид ин хитоб,
Гуфт:-Ҳаст инро мувофиқ ду ҷавоб.

Як ҷавоб ин аст, к- он берӯю роҳ,
Гар кунад хидмат ба пеши подшоҳ,
Ё ба хок афтад ба хорӣ пеши ӯ,
Ё сухан гӯяд ба зорӣ пеши ӯ.
Бештар аз шоҳу камтар омадан,
Ҷаҳл бошад дар баробар омадан.
Ман киям, то сар бар ин дар оварам,
Дар миён худро баробар оварам.
Банда они ӯву ташриф они ӯст,
Ман киям, фармон ҳама фармони ӯст!
З- он чи ҳар рӯзе шаҳи фирӯз кард
В- ин карам ӯ бо Аёз имрӯз кард!
Гар ду олам хутбаи зоташ диҳанд,
Ман надонам то мукофоташ диҳанд.
Ман дар ин маъраз куҷо оям падид,
Ман кӣ бошам ё чаро оям падид!
Не кунам хидмат, на бар сар оямаш,
Кистам, то дар баробар оямаш!
Чун Ҳасан бишнид ин қавл аз Аёс,
Гуфт:-Аҳсан- т, ай Аёзи ҳақшинос!
Дорам инсофе, ки дар айёми шоҳ.
Лойиқи ҳар дам ба сад инъоми шоҳ!
Пас Ҳасан гуфто:-Бигӯ дигар ҷавоб!
Гуфт:-Набвад пеши ту гуфтан савоб!
Гар ману шаҳ ҳар ду бо ҳам будаме,
Ин суханро сахт муҳкам будаме.
Лек чун ту маҳрами он нестӣ,
Чун бигӯям, чун ту султон нестӣ!
Пас Ҳасанро зуд бифристид шоҳ
Шуд Ҳасан низ аз ҳисоби он сипоҳ.
Чун дар он хилват на мо буду на ман,
Гар Ҳасан мӯйе шавад, набвад Ҳасан.
Шоҳ гуфто:-Хилват омад, роз гӯй,
Он ҷавоби хос бо ман боз гӯй!



Гуфт:-Ҳар гаҳ, к- аз камоли лутф шоҳ
Мекунад сӯйи мани мискин нигоҳ,
Дар фурӯғи партави он як назар,
Маҳв мегардад вуҷудам сар ба сар.
Аз ҳаёти Офтоби фарри шоҳ,
Пок бармехезам он соат зи роҳ.
Чун намемонад зи ман номи вуҷуд,
Чун ба хидмат пеш афтам дар суҷуд!
Гар ту мебинӣ касеро он замон,
Ман наям он, ҳаст ҳам шоҳи ҷаҳон.
Гар ту як лутфу агар сад мекунӣ,
Аз худовандӣ ту бо х(в)ад мекунӣ!
Сояе, к- ӯ гум шавад дар Офтоб,
З- ӯ кай ояд хидмате дар ҳеч боб.
Ҳаст Аёзат сояе дар кӯйи ту,
Гум шуда дар Офтоби рӯйи ту!
Чун шуд аз худ банда фонӣ, ӯ намонд,
Ҳар чӣ хоҳӣ кун, ту донӣ, ӯ намонд!

## МАҚОЛАИ СОЛИС ВА АРБАУН (43) ДАР БАЁНИ ВОДИИ ШАШУМ, КИ ҲАЙРАТ БОШАД

Баъд аз он водии Ҳайрат оядат,
Кор дойим дарду ҳасрат оядат.
Ҳар нафас ин ҷо чу теғе бошадат,
Ҳар даме ин ҷо дареғе бошадат.
Оҳ бошад, дард бошад, сӯз ҳам,
Рӯзу шаб бошад, на шаб, на рӯз ҳам.
Аз буни ҳар мӯйи он кас на ба теғ
Мечакад хун, менигорад, ай дареғ!
Оташе афсурда бошад марди ин,
Ё яхе, ки сӯхта аз дарди ин.

Марди ҳайрон чун расад ин ҷойгоҳ,
Дар таҳайюр мондаву гум карда роҳ.
Гум шавад дар роҳи ҳайрат маҳву мот,
Бехабар аз буди худ в- аз коинот.
Ҳар кӣ зад тавҳид бар ҷонаш рақам
Ҷумла гум гардад аз ӯ, ӯ низ ҳам.
Гар бад- ӯ гӯянд мастӣ ё наӣ,
Нестӣ гӯё, ки ҳастӣ ё наӣ.
Дар миёнӣ ё бурунӣ аз миён,
Барканорӣ ё ниҳонӣ, ё аён.
Фониӣ ё боқиӣ, ё ҳар дуӣ,
Ҳар дуӣ ё ту наӣ, ё на туӣ?!
Гӯяд:- Аслан менадонам чиз ман
В- ин надонам в- он надонам низ ман.
Ошиқам, аммо надонам бар киям,
Не мусалмонам, на кофир, пас чиям?!
Лекин аз ишқам надорам огаҳӣ.
Ҳам диле пуришқ дорам, ҳам тиҳӣ!

## ҲИКОЯТ

Хусраве, к- офоқ дар фармон- ш буд,
Духтаре чун моҳ дар айвон- н буд.
Аз накӯйӣ буд чун рашки парӣ,
Юсуфу чоҳи занахдон бар саре.
Турраи ӯ сад дили маҷрӯҳ дошт,
Ҳар сари мӯяш раге бо рӯҳ дошт.
Моҳи рӯяш ҳамчу фирдавс омада
В- он гаҳ аз абрӯш ду қавс омада.
Чун зи қавсаш тирборон омада,
Қоби қавсайнаш санохон омада.
Наргиси масташ зи мижгон хорро
Дар раҳ афкандӣ басе ҳушёрро.



Рӯйи он узроваши хуршедчеҳр,
Ҳафда(ҳ) Узро бурда аз моҳи сипеҳр.
Дар ду ёқуташ, ки ҷонро қут буд,
Дойиман рӯҳалқудус мабҳут буд.
Чун бихандидӣ лабаш, Оби Ҳаёт,
Ташна мурдӣ в- аз лабаш ҷустӣ закот.
Ҳар кӣ кардӣ дар занахдонаш нигоҳ,
Уфтодӣ сарнагун дар қаъри чоҳ.
Ҳар кӣ сайди рӯйи чун моҳаш шудӣ,
Бе расан ҳолӣ фурӯ чоҳаш шудӣ.
Омадӣ алқисса пеши подшоҳ
Аз пайи хидмат ғуломе ҳамчу моҳ.
Чӣ ғуломе, он ки ӯ дод аз ҷамол
Меҳру маҳро ҳам муҳоқу ҳам завол.
Дар басити оламаш ҳамто набуд,
Бар сари кӯяш ба ҷуз ғавғо набуд.
Сад ҳазорон халқ дар бозору кӯй
Хира мондандӣ дар он хуршедрӯй.
Кард рӯзе аз қазо духтар нигоҳ,
Дид рӯйи он ғуломи подшоҳ.
Дил зи досташ рафту дар хун уфтод,
Ақли ӯ аз парда берун уфтод.
Акл рафту ишқ бар вай зӯр ёфт,
Ҷони ширинаш зи талхӣ шӯр ёфт.
Муддате бо хештан андеша кард,
Оқибат ҳам беқарорӣ пеша кард.
Дар гудозу сӯз аз ишқу фироқ,
Ҷон асири дарду дил пуриштиёқ.
Буд ӯро ду канизак мутриба,
Дар ағонӣ сахт олимартаба.
Ҷумла мусиқорзан, булбулсарой,
Лаҳни довудии эшон ҷонфизой.
Ҳоли худ дарҳол бо эшон бигуфт,
Тарки ному нангу тарки ҷон бигуфт.

Ҳар киро шуд ишқи ҷонон ошкор,
Ҷон чунон ҷойе кучо ояд ба кор?
Гуфт:-Агар ишқам бигӯям бо ғулом,
Дар ғалат афтад, ки ҳам набвад тамом.
Ҳашматамро ҳам зиён дорад басе,
Кай ғуломеро расад чун ман касе!
Сад китоби сабр бар худ хондаам,
Чун кунам, бесабраму дармондаам!
Он ҳамехоҳам, ки з- он сарви сиҳӣ
Баҳра ёбам, ӯ наёбад огаҳӣ.
Гар чунин мақсуди ман ҳосил шавад,
Кори ҷони ман ба коми дил шавад.
Чун хушовозон шуниданд ин сухун,
Ҷумла гуфтандаш, ки дил нохуш макун.
Мо ба шаб пеши ту оремаш ниҳон,
Ончунон, к- ӯро хабар набвад дар он.
Як канизак шуд ниҳон пеши ғулом,
Гуфт:-Ҳолӣ то ба пеш овард ҷом.
Доруи беҳушиаш дар май фиканд,
Лоҷарам беҷӯшие дар вай фиканд.
Чун бихӯрд он май ғулом, аз хеш шуд,
Кори он зебоканизак пеш шуд.
Рӯз то шаб он ғуломи симбар
Буд масту аз ду олам бехабар.
Чун шаб омад он канизон омаданд,
Пеши ӯ афтону хезон омаданд.
Пас ниҳоданд он замон бар бистараш,
Дар ниҳон бурданд пеши духтараш.
Зуд бар тахти зараш бшшонданд,
Гавҳараш дар фарқ меафшонданд.
Нимшаб чун ниммасте он ғулом,
Чашми чун наргис кушод аз ҳам тамом,
Дид қасре ҳамчу фирдавс аз нигор,
Тахти заррин аз каноре то канор.



Анбарин даҳ шамъ барафрӯхтанд,
Ҳамчу ҳезум уди тар месӯхтанд.
Баркашида он бутон яксар самоъ,
Ақлу ҷонро карда ҷону тан видоъ.
Буд он духтар миёни ҷамъ- дар,
Ҳамчу Хуршеде ба нури шамъ- дар.
Дар миёни он ҳама шодиву ком,
Гум шуда дар чеҳраи духтар ғулом.
Монда буд ӯ хира, не ақлу на ҷон,
Не дар ин олам ба маънӣ, не дар он.
Чашм бар рухсораи дилдор дошт,
Гӯш бар овози мусиқор дошт.
Сина пуришқу зафон лол омада,
Ҷони ӯ аз завқ дар ҳол омада.
Ҳам машомаш бӯйи анбар ёфта,
Ҳам даҳонаш оташи тар ёфта.
Духтараш дарҳол ҷоми май бидод,
Нуқли майро бӯсае дар пай бидод.
Чашми ӯ дар чеҳраи ҷонон бимонд,
Дар рухи духтар ҳаме ҳайрон бимонд.
Чун намеомад зафонаш коргар,
Ашк мебориду мехорид сар.
Гаҳ лабашро бӯса додӣ чун шакар,
Гаҳ намак дар бӯса кардӣ бе ҷигар.
Гаҳ парешон кард зулфи саркашаш,
Гоҳ гум шуд дар ду ҷодуӣ х(в)ашаш.
В- он ғуломи маст пеши дилнавоз
Монда не бе худ, на бо худ чашм боз.
Андар ин наззора мебуд он ғулом,
То баромад субҳ аз Машриқ тамом.
То баромад субҳу боди субҳ ҷаст,
Аз харобӣ шуд ғулом он ҷо зи даст.
Чун бихуфт он ҷо ғуломи сарфароз,
Зуд бурдандаш ба ҷойи хеш боз.

Баъд аз он чун он ғуломи симбар
Ёфт охир андаке аз худ хабар,
Шӯр оварду надонисташ чӣ буд,
Будани чун буд, з- он шӯраш чӣ буд!
Гарчи ҳеч обе набудаш дар ҷигар,
Оби ӯ бигзашт аз болои сар.
Даст барзад, ҷома бар тан чок кард,
Мӯй аз сар канду бар сар хок кард.
Қисса пурсиданд аз он шамъи Тароз,
Гуфт:-Натвонам намуд ин қисса боз!
Он чӣ ман дидам аён масту хароб,
Ҳеч кас ҳаргиз набинад он ба хоб.
Он чи танҳо бар мани ҳайрон гузашт,
Бар касе ҳаргиз надонам, к- он гузашт.
Он чи ман дидам, наёрам гуфт боз,
З- ин аҷойибтар наяфтад ҳеч роз.
Ҳар яке гуфтанд, к- охир андаке
Бар худ ову боз гӯ аз сад яке.
Гуфт:-Ман дармондаам чун музтаре,
К- он ҳама ман дидаам ё дигаре.
Ман надонам, к- он зи мастӣ дидаам,
Ё ба ҳушёрӣ сифат бишнидаам.
Ҳеч нашнидам, чу бишнидам ҳама,
Ман надидам, гарчи ман дидам ҳама.
Оқиле гуфташ, ки хобе дидаӣ,
К- инчунин девонаву шӯридаӣ.
Гуфт:-Ман огаҳ наям пиндорие,
Ё ки хобе дида, ё бедорие.
З- ин аҷибтар ҳол набвад дар ҷаҳон,
Ҳолате не ошкоро, не ниҳон.
Не тавонам гуфт, не хомӯш буд,
Не миёни ину он мадҳуш буд.
На замона маҳв мегардад зи ҷон,
На аз ӯ як зарра меёбам нишон.



Дидаам соҳибҷамоле, к- аз камол
Ҳеч кас надҳад нишон дар ҳеч ҳол.
Нест пеши чеҳраи ӯ Офтоб
Заррае, валлоҳу аълам биссавоб.
Чун намедонам, чӣ гӯям беш аз ин,
Гарчи ӯро дидаам ман пеш аз ин.
Ман чӣ ӯро дидаву нодидаам,
Дар миёни ину он шӯридаам!

## ҲИКОЯТ

Модаре бар хоки духтар мегирист,
Роҳбине сӯйи он зан бингарист.
Гуфт:-Ин зан бурд аз мардон сабақ,
З- он ки чун мо нест медонад ба ҳақ,
К- аз кадомин гумшуда мондаст дур
В- аз кӣ афтодаст з- ин сон босабур.
Фаррух ӯ, чун ҳол медонад, ки чист,
Донад ӯ то бар кӣ мебояд гирист!
Мушкил омад қиссаи ин ғамзада,
Рӯзу шаб биншаставу мотамзада.
Нест маълумам зи даври рӯзгор,
Бар кӣ мегирям чу борон зор- зор!
Ман на огоҳам чунин ҳайроншуда,
К- аз кӣ дур афтодаам гирёншуда.
Ин зан аз ман чун ҳазорон гӯй бурд,
З- он ки аз гумгаштаи худ бӯй бурд.
Ман набурдам бӯй, ин ҳасрат маро
Рехт хуну кушт дар ҳайрат маро!
Дар чунин манзил, ки шуд дил нопадид,
Не, ки шуд з- ин роҳи манзил нопадид.
Ресмони ақлро сар гум шудаст,
Хонаи пиндорро дар гум шудаст.

Ҳар кӣ ӯ ин ҷо расад сар гум кунад,
Чор ҳадди хешро дар гум кунад.
Гар касе ин ҷо раҳе дарёфтаст,
Сирри кулро ӯ саросар ёфтаст!

## ҲИКОЯТ

Сӯфие мерафт, овозе шунид,
К- он яке мегуфт:-Гум кардам калид.
Кӣ калиде ёфтаст ин ҷойгоҳ,
З- он ки дар баста- сту ман бар хоки роҳ!
Гар дари ман баста монад, чун кунам,
Ғуссае пайваста монад, чун кунам?!
Сӯфияш гуфто:- Кӣ гуфтат хаста бош,
Дар чу медонӣ, бирав, гӯ баста бош?!
Бар дари баста чу биншинӣ басе,
Ҳеч шак набвад, ки бикшояд касе.
Кори ту саҳл асту душвор они ман,
К- аз таҳаюр мебисӯзад ҷони ман.
Нест корамро на пойе, не саре,
Не калидам буд ҳаргиз, не даре.
Кош ин сӯфӣ басе биштофтӣ,
Баста, ё бикшода дарро ёфтӣ.
Нест мардумро насибе ҷуз хаёл,
Менадонад ҳеч кас, то чист ҳол!
Ҳар кӣ гӯяд:-Чун кунам? Гӯ:-Чун макун!
То кунун чун кардаӣ, акнун макун!
Ҳар кӣ ӯ дар води ҳайрат фитод,
Ҳар нафас дар сад ҷаҳон ҳасрат фитод.
Ҳайрату саргаштагӣ то кай барам,
Пай чу гум карданд, ман чун пай барам?
Менадонам, кошкӣ ман донаме,
Ки агар медонаме, ҳайронаме.



Мар маро ин ҷо шикоят шукр шуд,
Куфр имон гашту имон куфр шуд!

## ҲИКОЯТ

Шайх Насрободро бигрифт дард,
Кард чил ҳаҷ бар таваккул, ин- т мард!
Баъд аз он мӯйе сапеду тан низор,
Барҳна дидаш касе бо як изор.
Дар дилаш тобеву дар ҷонаш тафе,
Баста зуннореву бигшода кафе.
Омада не аз сари даъвиву лоф,
Кард оташгоҳи габрӣ дар тавоф.
Гуфт шахсе:-Ай бузурги номдор,
Ин чӣ кори туст, охир шарм дор!
Карда чандин ҳаҷҷу чандин сарварӣ,
Ҳосили ин ҷумла омад кофарӣ?!
Инчунин кор аз сари хомӣ бувад,
Аҳли дилро аз ту бадномӣ бувад.
Ин кадомин шайх кард, ин роҳи кист?
Менадонӣ ин, ки оташгоҳи кист?
Шайх гуфто:- Кори ман сахт уфтод,
Оташам дар хонаву рахт уфтод.
Шуд аз ин оташ маро хирман ба бод,
Дод куллӣ ному нанги ман ба бод!
Гаштаам коливи кори хеш ман,
Менадонам ҳилае з- ин беш ман.
Чун дар ояд инчунин оташ ба ҷон,
Кай гузорад ному нангам як замон.
То гирифтори чунин кор омадам,
Аз Куништу Каъба безор омадам.
Заррае гар ҳайратат ояд падид,
Ҳамчу ман сад ҳасратат ояд падид!

## ҲИКОЯТ

Навмуриде буд дил чун Офтоб.
Дид пири хешро як шаб ба хоб.
Гуфт:-Аз ҳайрат дилам дар хун нишаст,
Кори ту, баргӯй, он ҷо чун нишаст.
Дар фироқат шамъи дил афрӯхтам,
То ту рафтӣ, ман зи ҳайрат сӯхтам.
Ман зи ҳайрат гаштам ин ҷо розҷӯй,
Кори ту чун аст он ҷо, боз гӯй!
Пир гуфто:- Мондаам ҳайрону маст,
Мегазам дойим ба дандон пушти даст.
Мо басе дар қаъри ин зиндону чоҳ
Аз шумо ҳайронтарем ин ҷойгоҳ.
Заррае аз ҳайрати уқобо маро,
Беш аз сад кӯҳ дар дунё маро.

## МАҚОЛАИ РОБИЪ ВА АРБАУН (44) ДАР БАЁНИ ВОДИ ҲАФТУМ, КИ ФАҚРУ ФАНО АСТ

Баъд аз ин водии Факр асту Фано,
Кай бувад ин ҷо сухан гуфтан раво!
Айни ин водӣ фаромӯшӣ бувад,
Гунгиву карриву беҳушӣ бувад.
Сад ҳазорон сояи ҷовид ту,
Гумшуда бинӣ зи як Хуршед ту.
Баҳри куллӣ чун ба ҷунбиш кард рой,
Нақшҳо дар баҳр кай монад ба ҷой?!
Ҳар ду олам нақши ин дарёст бас,
Ҳар кӣ гӯяд нест, ин савдост бас!



Ҳар кӣ дар дарёи кул гумбуда шуд,
Дойимо гум будаву осуда шуд.
Дил дар ин дарё бад- ин осудагӣ
Менаёбад ҳеч, ҷуз гумбудагӣ.
Гар аз ин гумбудагӣ бозаш диҳанд,
Сунъ бин, к- аз дар басе розаш диҳанд.
Соликони пухтаву мардони мард
Чун фурӯ рафтанд дар майдони дард,
Гум шуданд аввал қадам з- ин пас чӣ суд,
Лоҷарам дигар қадам касро набуд.
Чун ҳама дар гоми аввал гум шуданд,
Ту ҷамодӣ гир, агар мардум шуданд!
Уду ҳезум чун ба оташ дар шаванд,
Ҳар ду бар як ҷой хокистар шаванд.
Ин ба сурат ҳар ду яксон бошадат,
Дар сифат фарқи фаровон бошадат.
Лек агар покӣ дар ин дунё шавад,
Аз вуҷуди хеш нопайдо шавад.
Ҷунбиши ӯ ҷунбиши дарё бувад,
Ӯ чу набвад дар миён зебо бувад.
Набвад ӯву ӯ бувад, чун бошад ин!
Аз хаёли ақл берун бошад ин!

## ҲИКОЯТ

Як шабе Маъшуқи Тӯс- он баҳри роз
Бо мուриде гуфт:- Дойим мегудоз.
То чу андар ишқ бигдозӣ тамом,
Пас шавӣ аз заъф чун мӯйе мудом.
Чун шавад шахси ту чун мӯйе низор,
Ҷойгоҳе созадат дар зулфи ёр.
Ҳар кӣ чун мӯйе шавад дар кӯйи ӯ,
Бе шаке мӯйе шавад дар мӯйи ӯ.

Гар ту ҳастӣ роҳбину дидавар,
Мӯй дар мӯй инчунин андар нигар.
Гар сари мӯе бимонад аз худет,
Ҳафт дӯзах пур барояд аз бадет.

## ҲИКОЯТ

Ошиқе рӯзе магар хун мегирист,
З- ӯ касе пурсид, к- ин гиря зи чист?
Гуфт:- Мегӯянд фардо Кирдгор,
Чун кунад ташрифи рӯят ошкор,
Чил ҳазорон сол бидҳад бардавом.
Хосагони қурби худро бори Ом.
Як замон з- он ҷо ба худ оянд боз,
Дар ниёз афтанд хӯ карда ба ноз,
З- он ҳамегирям, ки бо хешам диҳанд,
Як нафас дар дидаи хешам ниҳанд.
Чун кунам он як нафас бо хеш ман,
Метавон куштан аз ин ғам хештан.
То ки бо худ биниям, бад биниям,
Бо Худо бошам, чу бех(в)ад биниям,
Он замон, к- аз худ раҳоӣ бошадам,
Бехудӣ айни худоӣ бошадам.
Ҳар кӣ ӯ рафт аз миён, инак фано,
Чун фано гашт аз фано, инак бақо!
Гар туро ҳаст ин дили зеру забар,
Бар сироту оташи сӯзон гузар.
Ғам махур, к- оташ зи равған в- аз чароғ
Дудае пайдо кунад чун парри зоғ.
Чун бар он оташ кунад равған гузар,
Аз вуҷуди равғанӣ ояд бадар.
Гарчи раҳ бар оташи сӯзон кунад,
Хештанро қолаби «Қуръон» кунад.



Гар ҳамехоҳӣ, ки ту ин ҷо расӣ,
Андар ин манзилгаҳи воло расӣ,
Хешро аввал зи худ бехеш кун,
Пас буроқе аз адам дар пеш кун.
Ҷомае аз нестӣ дарпӯш ту,
Косае пур аз фано кун нӯш ту.
Дар рикоби маҳв кун пойе зи ҳеч
Рахши ночизе бар он ҷойе зи ҳеч.
Парниёне аз яке зеру забар,
Бар миён барбанд аз лошай камар.
Тамс кун чашму зи ҳам бикшой зуд,
Баъд аз он дар чашм кун кӯҳли набуд.
Кам шаву з- ин ҳам ба як дам кам мабош,
Пас аз ин камгаштагӣ дар ғам мабош.
Ҳамчунин мерав бад- ин осудагӣ,
То расӣ дар олами камбудагӣ.
Гар бувад з- ин оламат мӯйе асар,
Нест з- ин олам туро мӯйе хабар.

## ҲИКОЯТ

Як шабе парвонагон ҷамъ омаданд,
Дар мазиқе толиби шамъ омаданд.
Ҷумлагӣ гуфтанд мебояд яке,
К- ӯ хабар дорад зи матлуб андаке.
Шуд яке парвона то қасре зи дур,
Дар фазои қаср дид аз шамъ нур.
Боз гашту дафтари худ боз кард,
Васфи ӯ дархурди фаҳм оғоз кард.
Ноқиде, к- ӯ дошт дар маҷмаъ меҳӣ,
Гуфт ӯро нест аз шамъ огаҳӣ.
Шуд яке дигар, гузашт аз нур дар,
Хештан бар шамъ зад аз дуртар.

Парзанон дар партави матлуб шуд,
Шамъ ғолиб гашту ӯ мағлуб шуд.
Боз гашт, ӯ низ муште роз гуфт,
Аз висоли шамъ шарҳе боз гуфт.
Ноқидаш гуфт:- Ин нишон не, ай азиз,
Ҳамчу он дигар нишон додӣ ту низ.
Дигаре бархост, мешуд маст- маст,
Пойкӯбон бар сари оташ нишаст.
Дасту гардан гашт бо оташ ба ҳам,
Хешро гум кард бо ӯ х(в)аш ба ҳам.
Чун гирифт оташ зи сар то пойи ӯ,
Сур шуд чун оташе аъзойи ӯ.
Ноқиди эшон чу дид ӯро зи дур,
Шамъ бо худ кард ҳамрангаш зи нур,
Гуфт:- Ин парвона дар кор асту бас,
Кас чӣ донад ӯ хабардор асту бас!
То нагардӣ бехабар аз ҷисму ҷон,
Кай хабар ёбӣ зи ҷонон як замон?
Ҳар кӣ аз мӯйе нишонат боз дод,
Сад хат андар хуни ҷонат боз дод.
Нест чун маҳрам нафас ин ҷойгоҳ,
Дарнагунҷад ҳеч кас ин ҷойгоҳ!

## ҲИКОЯТ

Сӯфие мерафт чун беҳосиле,
Зад қафое маҳкамаш сангиндиле.
Бо дили пурхун сар аз пас кард ӯ,
Гуфт:- Он к- аз ту қафое х(в)ард ӯ,
Қубри сӣ сол аст то ӯ мурду рафт,
Олами ҳастӣ ба поён бурду рафт.
Мард гуфташ:- Ай ҳама даъвӣ на кор,
Мурда кай гӯяд сухан, шарме бидор!



То ки ту дам мезанӣ ҳамдам наӣ,
То ки мӯйе мондаӣ, марҳам наӣ.
Гар бувад мӯйе изофат дар миён,
Ҳаст сад олам масофат дар миён!
В- он ки шуд ҳам бехабар, ҳам беасар,
Дар миёни ҷамъ ӯ дорад хабар.
Гар ту хоҳӣ то дар ин манзил расӣ,
То ки мӯйе мондаӣ, мушкил расӣ!
Ҳар чи дорӣ, оташеро барфурӯз,
То изори пой дар оташ бисӯз.
Чун намонад ҳеч, мандеш аз кафан,
Барҳна худро дар оташ дарфикан.
Чун ҳама рахти ту хокистар шавад,
Заррае пиндори ту камтар шавад.
В- ар чу Исо як сари сӯзан бимонд,
Дар раҳат, ай мард, сад раҳзан бимонд!
Гар чу Исо рахт дар кӯй афканад,
Сӯзанаш ҳам бахя бар рӯй афканад.
Чун ҳиҷоб ояд вуҷуд ин ҷойгоҳ,
Рост н- ояд молу мулку аспу ҷоҳ!
Ҳар чи дорӣ як- як аз худ боз кун,
Пас ба худ дар хилвате оғоз кун.
Чун дарунат ҷамъ шуд дар бех(в)адӣ,
Ту бурун ойӣ зи некиву бадӣ.
Чун намонад неку бад ошиқ шавӣ,
Пас фанои ишқро лойиқ шавӣ!

## ҲИКОЯТ

Подшоҳе моҳваш, хуршедфар,
Дошт чун Юсуф яке зебописар.
Кас ба ҳусни он писар ҳаргиз надошт,
Ҳеч кас он ҳашмату он из надошт.

Хоки ӯ буданд дилбандон хама,
Бандаи рӯяш худовандон ҳама.
Гар ба шаб он моҳ пайдо омадӣ,
Офтобе нав ба саҳро омадӣ.
Рӯйи ӯро васф кардан рӯй нест,
З- он ки васф аз рӯйи ӯ як мӯй нест.
Гар расан кардӣ аз он зулфи сиёҳ,
Сад ҳазорон дил фурӯ рафтӣ ба чоҳ.
Зулфи оламсӯзи он шамъи Тароз
Кор кардӣ бар ҳама олам дароз.
Васфи шасти зулфи он юсуфҷамол,
Ҳеч натвон гуфт дар панҷоҳ сол.
Чашми чун наргис агар барҳам задӣ,
Оташе дар ҷумлаи олам задӣ.
Хандаи ӯ чун шакар кардӣ нисор,
Сад ҳазорон гул шукуфтӣ бе баҳор.
Аз даҳонаш худ нашуд маълум ҳеч,
З- он ки натвон гуфт аз маъдум ҳеч.
Чун зи зери парда берун омадӣ,
Ҳар сари мӯяш ба сад хун омадӣ.
Фитнаи ҷону ҷаҳон буд он писар,
Ҳар чӣ гӯям, беш аз он буд он писар.
Чун бурун рондӣ суйи майдон фарас,
Бараҳна будиш теғ аз пешу пас.
Ҳар кӣ сӯйи он писар кардӣ нигоҳ,
Баргирифтандиш дар соат зи роҳ.
Буд дарвеше гадои бехабар,
Бесару бун шуд зи ишқи он писар.
Баҳра з- ӯ ҷуз аҷзу ошуфтан надошт,
Ҷон- ш мешуд, заҳраи гуфтан надошт.
Чун наёфт он дардро ҳампушт ӯ,
Ишқу ғам дар ҷону дил мекушт ӯ.
Рӯзу шаб дар кӯйи ӯ биншаста буд,
Чашм аз халқи ҷаҳон барбаста буд.



Дида гирён буду з- он ғам менагуфт,
Тан гадо, з- он менахӯрду менахуфт.
Ҳеч кас маҳрам набудаш дар ҷаҳон,
Ҳам чунон мегашт он ғам дар ниҳон.
Рӯзу шаб рӯйе чу зар, ашке чу сим,
Мунтазир биншаста будӣ дил ду ним.
Зинда з- он будӣ гадои носабур,
К- он писар гаҳ- гоҳ бигзаштӣ зи дур.
Моҳрӯ з- он дур чун пайдо шудӣ,
Ҷумлаи бозор пурғавғо шудӣ,
Дар ҷаҳон бархостӣ сад растахез,
Халқ яксар омадандӣ дар гурез.
Човушон аз пешу аз пас мешуданд,
Ҳар замон дар хуни сад кас мешуданд.
Бонги бурдобурд мерафтӣ ба моҳ,
Қурби як фарсанг бигрифтӣ сипоҳ.
Чун шунидӣ бонги човуш он гадой,
Сар бигаштишу бияфтодӣ зи пой.
Ғашше овардиву дар хун омадӣ
В- аз вуҷуди хеш берун омадӣ.
Чашм бойистӣ дар он дам сад ҳазор,
То бар ӯ бигристӣ чун абр зор.
Гоҳ чун Ниле шудӣ он нотавон,
Гоҳ хун аз чашми ӯ гаштӣ равон.
Гоҳ бифсурдӣ зи оҳаш ашки ӯ,
Гоҳ ашкаш сӯхтӣ аз рашки ӯ.
Нимкушта, ниммурда, нимҷон
В- аз тиҳидастӣ набудаш ним нон.
Инчунин кас в-ончунон афтода паст,
Ончунон шаҳзода кай ояд ба даст.
Ним зарра соя буд он бехабар,
Хост, то Хуршедро гирад ба бар.
Мешуд он шаҳзода рӯзе бо сипоҳ.
Он гадо як наъра зад он ҷойгоҳ,

З- ӯ баромад наъраву бе хеш шуд,
Гуфт:-Ҷонам сӯхт, ақл аз пеш шуд.
Чанд хоҳам сӯхт ҷони хеш аз ин,
Нест сабру тоқати ман беш аз ин.
Ин сухан мегуфт он саргашта мард,
Ҳар замон бар санг мезад сар зи дард.
Чун бигуфт ин, гашт зойил ҳуши ӯ,
Пас равон шуд хун зи чашму гӯши ӯ.
Човуши шаҳзода з- он огоҳ шуд,
Азми умраш карду пеши шоҳ шуд.
Гуфт:-Бар шоҳзода худ, ай шаҳрёр,
Ишқ овардаст ринде беқарор.
Шоҳ аз ғайрат чунон мадҳуш шуд,
К- аз тафи дил мағзи ӯ пурҷӯш шуд.
Гуфт:-Бархезеду бар дораш кунед,
Пой баста, сар нагунсораш кунед.
Дарзамон рафтанд хайли подшо,
Ҳалқае карданд гирди он гадо.
Пас ба сӯйи дор кардандаш кашон,
Бар сари ӯ гашта халқе хунфишон!
Не зи дардаш ҳеч кас огоҳ буд,
Не касаш он ҷо шафоъатхоҳ буд.
Чун ба зери дор овардаш вазир,
З- оташи ҳасрат баромад з- ӯ нафир,
Гуфт:-Маҳлам деҳ зи баҳри Кирдгор,
То кунам як сачда боре зери дор.
Маҳл додаш он вазири хашмнок,
То ниҳод ӯ рӯйи худ бар рӯйи хок.
Пас миёни сачда гуфташ, к- ай Илоҳ,
Чун бихоҳад кушт шоҳам бегуноҳ?
Пеш аз он, к- аз ҷон бароям бехабар,
Рӯзиям гардон ҷамоли он писар!
То бубинам рӯйи он шаҳзод хуш,
Сад ҳазорон ҷон тавонам дод хуш.



То бубинам рӯйи ӯ як бор низ,
Ҷон кунам бар рӯйи ӯ исор низ.
Подшоҳо, банда ҳоҷатхоҳи туст,
Ошиқ асту куштаи даргоҳи туст.
Ҳастам аз ҷон бандаи ин дар ҳанӯз,
Гар шудам ошиқ, наям кофар ҳанӯз!
Чун ту ҳоҷат мебарорӣ сад ҳазор,
Ҳоҷати ман кун раво, комам барор!
Хост чун ин ҳоҷат он мазлуми роҳ,
Тири ӯ омад магар бар ҷойгоҳ.
Кас шунид овози ӯ пинҳону зер,
Дард кардаш дил зи дарди он фақир.
Рафт пеши подшоҳу мегирист,
Ҳоли он дилдода баргуфташ, ки чист.
Зории ӯ дар муноҷоташ бигуфт,
Дар миёни саҷда ҳоҷоташ бигуфт.
Шоҳро дарде аз ӯ дар дил фитод,
Хуш шуду бар афв кардан дил ниҳод.
Шоҳ ҳолӣ гуфт он шаҳзодаро,
Сар магардон он зи по афтодаро.
Ин замон бархезу зери дор шав,
Пеши он саргаштаи бемор шав.
Мустаманди хешро овоз деҳ,
Бедили ту шуд, дили ӯ боз деҳ.
Лутф кун бо ӯ, ки қаҳри ту кашид,
Нӯш хур бо ӯ, ки заҳри ту чашид.
Аз раҳаш бардору сӯйи гулшан ор,
Чун биёӣ, бо худаш назди ман ор.
Рафт он шаҳзодаи юсуфмисол,
То нишинад бо гадое дар висол.
Рафт он хуршедрӯйи оташин,
То шавад бо заррае хилватнишин.
Рафт он дарёи пургавҳар х(в)ашӣ,
То кунад бо қатра даст андар кашӣ.

Аз хушӣ он ҷойгаҳ бар сар занед,
Пой даркӯбеду дасте барзанед.
Охир он шаҳзода зери дор шуд,
Чун қиёмат фитнае бедор шуд.
Он гадоро дар ҳалок афтода дид,
Сарнагун дар рӯйи хок афтода дид.
Хок аз хуни ду чашмаш гил шуда,
Оламе пурҳасраташ ҳосил шуда.
Маҳв гашта, гум шуда, ночиз ҳам,
З- ин батар чӣ б- вад бугӯ он низ ҳам!
Чун чунин дид он ба хун афтодаро,
Об дар чашм омад он шаҳзодаро.
Хост то пинҳон кунад ашк аз сипоҳ,
Барнамеомад магар бе ашк оҳ!
Ашк чун борон равон кард он замон,
Гашт ҳосил сад ҳазорон дард аз он.
Ҳар кӣ ӯ дар ишқ содиқ омадаст,
Бар сараш маъшуқ ошиқ омадаст.
Гар ба сидқе ишқ пеш ояд туро,
Ошиқат маъшуқи хеш ояд туро.
Оқибат шаҳзодаи хуршедваш
Аз сари лутф он гадоро хонд х(в)аш.
Он гадо овози шаҳ бишнида буд,
Лек бисёре зи дураш дида буд,
Чун ҳамебардошт рӯй аз хоки роҳ
Дар баробар дид рӯйи подшоҳ,
Оташи сӯзанда бо дарёи об
Гарчи месӯзад, надорад ҳеч тоб.
Буд он дарвеши бедил оташе
Қурбаташ афтод бо дарё х(в)ашӣ.
Ҷон ба лаб оварду гуфт:-Ай шаҳрёр,
Чун чунинам метавонӣ кушт зор?!
Ҳоҷати ин лашкари гурбиз набуд,
Ин ба гуфтугӯйҳо ҳаргиз набуд.



Наърае зад, ҷон бибахшиду бимурд,
Ҳамчу шамъе боз хандиду бимурд.
Чун висоли дилбараш маълум гашт,
Фониии мутлақ шуду маъдум гашт.
Соликон донанд дар дарёи дард,
То фанои ишқ бо мардон чӣ кард!
Чун баромад сад ҳазорон қарн беш.
Қарнҳои безамон на пас, на пеш,
Об мубдал шуд дар ин ҷӯ чанд бор,
Он маъонӣ бардавому барқарор.
Ай, вуҷудат бо адам омехта,
Лаззати ту бо алам омехта.
То нагардӣ муддате зеру забар,
Аз вуҷуди хеш кай ёбӣ хабар?
Даст бикшода чу барқе ҷастаӣ
В- аз хало шаҳ пеш варғе бастаӣ.
Ин чӣ кори туст, мардона дар ой,
Ақлро ҳил низу девона дар ой!
Гар нахоҳӣ кард ту ин кимиё,
Як нафас боре ба наззора даро.
Чанд андешӣ чу ман, бе хеш шав,
Як замон дар хеш пешандеш шав.
То дами охир ба дарвешӣ расӣ,
Дар камоли завқи бехешӣ расӣ.
Ман, ки не ман мондаам, не ғайри ман,
Бартар аст аз ақли шарру хайри ман.
Гум шудам дар хештан якборагӣ,
Чораи ман нест ҷуз бечорагӣ.
Офтоби факр чун бар ман битофт,
Ҳар ду оламро кам аз арзан биёфт.
Ман чу дидам партави он Офтоб,
Ман намондам, боз шуд обе ба об.
Ҳар чӣ гоҳе бурдаму гаҳ бохтам,
Ҷумла дар оби сияҳ андохтам.

Маҳв гаштам, гум шудам, ҳечам намонд,
Соя мондам, заррае печам намонд.
Қатра будам, гум шудам дар баҳри роз
Менаёбам ин замон як қатра боз.
Гарчи гум гаштан на кори ҳар касест,
Дар фано гум гаштаму чун ман басест.
Кист дар олам зи моҳӣ то ба моҳ,
К- ӯ нахоҳад гашт гум ин ҷойгоҳ.

## ҲИКОЯТ

Покдине кард аз Нурӣ суол,
Гуфт:-Раҳ чун хезад аз мо то висол?!
Гуфт:-Моро ҳафт дарё нору нур
Мебибояд рафт, роҳе дур- дур.
Чун кунӣ ин ҳафт дарё бозпас,
Моҳие ҷазбат кунад дар як нафас.
Моҳие, к- аз сина чун дам баркашад,
Аввалину охиринро даркашад.
Чун наҳангосо ду олам даркашад,
Халқро куллӣ ба як дам даркашад.
Ҳаст ҳуте, на сараш пайдо, на пой,
Дар миёни баҳри истиғнош ҷой!

## МАҚОЛАИ ХОМИС ВА АРБАУН (45), КИ МАҚОЛАИ ОХИР АСТ ДАР РОҲ ФИТОДАНИ МУРҒОН БА СӮЙИ СИМУРҒ

З- ин сухан мурғони водӣ сар ба сар,
Сарнагун гаштанд дар хуни ҷигар.
Ҷумла донистанд, к- он мушкил камон
Нест бар бозуи муште нотавон.



З- ин сухан шуд ҷони эшон беқарор,
Ҳам дар он манзил басе мурданд зор.
В- он дигар мурғон ҳама аз ҷойгоҳ,
Сар ниҳода аз сари ҳайрат ба роҳ,
Солҳо рафтанд дар шебу фароз,
Сарф шуд дар роҳашон умри дароз.
Он чи эшонро дар ин раҳ рух намуд,
Кай тавонам шарҳи он посух намуд!
Гар ту ҳам рӯзе фуруд ойӣ ба роҳ,
Ақбаи онро кунӣ як- як нигоҳ.
Боз донӣ он чӣ эшон кардаанд,
Рӯшанат гардад, ки чун хун х(в)ардаанд.
Охируламр аз миёни он сипоҳ
Кам касе рӯ бурд то он пешгоҳ.
З- он ҳама мурғ андаке он ҷо расид,
З- он ҳазорон кас яке он ҷо расид.
Боз баъзе ғарқаи дарё шуданд,
Боз баъзе маҳву нопайдо шуданд.
Боз баъзе бар сари кӯҳи баланд
Ташна ҷон доданд дар гурму газанд.
Боз баъзеро зи таффи Офтоб,
Гашт парҳо сӯхта, ҷонҳо кабоб.
Боз баъзеро палангу шери роҳ
Кард дар як дам ба расвоӣ табоҳ.
Боз баъзе низ ғойиб омаданд,
Дар кафи зотул махоиб омаданд.
Боз баъзе дар биёбон хушклаб
Ташна дар гармо бимурданд аз таъаб.
Боз баъзе з- орзуи донае
Хешро куштанд чун парвонае.
Боз баъзе сахт ранҷур омаданд,
Боз пас монданду маъзур омаданд.
Боз баъзе дар аҷойибҳои роҳ
Боз истоданд ҳам бар ҷойгоҳ.

Боз баъзе дар тамошову тараб
Тан фурӯ доданд фориғ аз талаб.
Оқибат аз сад ҳазорон то яке
Беш нарсиданд он ҷо андаке.
Оламе пурмурғ мебурданд роҳ,
Беш нарсиданд сӣ он ҷойгоҳ.
Сӣ тани бе болу пар, ранҷуру суст,
Дил шикаста, тан шуда, ҷон нодуруст,
Ҳазрате диданд бе васфу сифат,
Бартар аз идроки ақлу маърифат.
Барқи истиғо чу меафрӯхтӣ,
Сад ҷаҳон дар як замон месӯхтӣ.
Сад ҳазорон Офтоби мӯътабар,
Сад ҳазорон моҳу анҷум бештар,
Ҷамъ медиданд ҳайрон омада,
Ҳамчу зарра пойкӯбон омада.
Ҷумла гуфтанд:-Ай аҷаб, чун Офтоб
Зррае маҳв аст пеши он ҷаноб.
Кай падид оем мо ин ҷойгоҳ,
Ай дареғо, ранҷ бурда мо ба роҳ!
Дил ба кул аз хештан бардоштем,
Нест з- он дасте, ки мо пиндоштем.
Ҳаст ин ҷо сад ҷаҳон як зарра хок,
Мо агар бошему гар на, з- он чӣ бок!
Он ҳама мурғон чу бедил омаданд,
Ҳамчу мурғи нимбисмил омаданд.
Маҳв мебуданду гум, ночиз ҳам,
То бaромад рӯзгоре низ ҳам.
Охир аз пешони олидаргаҳе
Човуши иззат даромад ногаҳе.
Дид сӣ мурғи ҳарифро монда боз
Болу пар на, ҷону тан ҳам дар гудоз.
Пой то сар дар таҳайюр мондае,
Не танешон монда, не сар мондае.



Гуфт:-Ҳон, ай қавм, аз шаҳри киед,
Дар чунин манзилгаҳ аз баҳри чиед!
Чист, ай беҳосилон, номи шумо?!
Ё куҷо буда- ст ороми шумо?!
Ё шуморо кас чӣ гӯяд дар ҷаҳон.
Ё чӣ кор оед муште нотавон?!
Ҷумла гуфтанд:-Омадем ин ҷойгоҳ
То бувад Симурғ моро подшоҳ!
Мо ҳама саргаштагони даргаҳем,
Бедилону беқаророни раҳем.
Муддате шуд то дар ин роҳ омадем,
Аз ҳазорон сӣ ба даргоҳ омадем.
Бар умеди подшоҳ аз роҳи дур,
То бувад моро дар ин ҳазрат ҳузур.
Кай писандад ранҷи мо он подшоҳ,
Охир аз лутфе кунад дар мо нигоҳ,
Гуфт он човуш, ки ай саргаштагон,
Ҳамчу гил дар хуни дил оғуштагон.
Гар шумо бошед в- ар на дар ҷаҳон,
Ӯст мутлақ подшоҳи ҷовидон.
Сад ҳазорон олами пур аз сипоҳ
Ҳаст мӯре бар дари ин подшоҳ.
Аз шумо охир чӣ хезад ҷуз заҳир,
Боз пас гардед, ай муште ҳақир!
З- ин сухан ҳар як чунон навмед шуд,
К- он замон чун мурдаи ҷовид шуд.
Ҷумла гуфтанд:-Ин муъаззам подшоҳ
Чун диҳад моро ба хорӣ сар ба роҳ.
З- ӯ касеро хорие ҳаргиз бувад
В- ар бувад з- ӯ хорие, он изз бувад?!

## ҲИКОЯТ

Гуфт Маҷнун:- Гар ҳама рӯйи замин
Ҳар замон бар ман кунандӣ офарин,
Ман нахоҳам офарини ҳеч кас,
Мадҳи ман дашноми Лайлӣ боду бас!
Хуштар аз сад мадҳ як дашноми ӯ,
Беҳтар аз мулки ду олам номи ӯ.
Мазҳаби худ бо ту гуфтам, ай азиз,
Гар бувад хорӣ, чӣ хоҳад буд низ!
Гуфт:- Барқи иззат ояд ошкор,
Бас барорад аз ҳама ҷонҳо мадор.
Чун бисӯзад ҷон, ба сад зорӣ чӣ суд
В- он гаҳе аз иззату хорӣ чӣ суд?!
Бозгуфтанд он гурӯҳи сӯхта,
Ҷони мову оташи афрӯхта!
Кай шавад парвона аз оташ нуфур,
З- он ки ӯро ҳаст дар оташ ҳузур!
Гарчи моро даст надҳад васли ёр,
Сӯхтан моро диҳад даст, ин- т кор!
Гар расидан сӯйи он даргоҳ нест,
Хок бӯсидан ҷуз ин ҷо роҳ нест!

## ҲИКОЯТ

Ҷумлаи паррандагони рӯзгор,
Қиссаи парвона карданд ошкор.
Ҷумла бо парвона гуфтанд:-Ай заъиф,
То ба кай дарбозӣ ин ҷони шариф!
Чун нахоҳад буд аз шамъат висол,
Ҷон мадеҳ бар ҷаҳл, то кай з- ин муҳол?!



3- ин сухан парвона шуд масту хароб,
Дод ҳолӣ ҷумла мурғонро ҷавоб,
Гуфт:-Инам бас, ки ман бедил мудом
Гар дар ӯ нарсам дар ӯ бирсам тамом.
Чун ҳама дар ишқи ӯ мард омаданд,
Пой то сар ғарқаи дард омаданд.
Гарчи истиғно бурун з- андоза буд,
Лутфи ӯро низ рӯйе тоза буд.
Ҳоҷати лутф омаду дар баргушод,
Ҳар нафас сад пардаи дигар гушод.
Шуд ҷаҳони беҳиҷобе ошкор,
Пас зи нураннур дарпайваст кор.
Ҷумларо дар маснади қурбат нишонд,
Бар сарири ҳайбату иззат нишонд.
Руқъае бинҳод пеши он ҳама,
Гуфт:- Бархонед то поён ҳама!
Руқъаи он қавм аз роҳи мисол
Мешавад маълум з- ин шӯрида ҳол.

## ҲИКОЯТ

Юсуфе, к- анҷум сипандаш сӯхтанд,
Даҳ бародар чун варо бифрӯхтанд:
Молики Мисраш чу з- эшон мехарид,
Хатти эшон хост, к- арзон мехарид.
Хатсанад з- он қавм ҳам бар ҷойгоҳ
Пас гирифт он даҳ бародарро гувоҳ.
Чун Азизи Миср Юсуфро харид,
Он хати пурғадр Юсуфро расид.
Оқибат чун гашт Юсуф подшоҳ,
Даҳ бародар омаданд он ҷойгоҳ,
Рӯйи Юсуф боз менашнохтанд,
Хешро дар пеши ӯ андохтанд.

Хештанро чораи ҷон хостанд,
Оби худ бурданд, то нон хостанд.
Юсуфи Сиддиқ гуфт:-Ай мардумон,
Ман хате дорам ҳаме ибризафон,
Менадонад хонд аз хайлам касе,
Гар шумо хонед, нон бахшам басе.
Ҷумла ибрихон буданд, аз ихтиёр
Шодмон гуфтанд:-Шоҳо, хат биёр!
Кӯрдил бодо аз ин ҳоли ҳузур,
Қиссаи худ нашнавад чанд аз ғурур!
Хатти эшон Юсуф эшонро бидод,
Ларза бар андоми ҳар як уфтод.
Не хате з- он хат тавонистанд хонд,
Не ҳадисе низ донистанд ронд.
Суст шуд ҳолӣ зафони он ҳама,
Сахт шуд дарҳол ҷони он ҳама.
Ҷумла дар ғам, дар таассуф монданд,
Мубтало дар кори Юсуф монданд.
Гуфт Юсуф:- Гӯиё беҳуш шудед,
Вақти хат хондан чаро хомуш шудед?
Ҷумла гуфтандаш, ки моро тан задан
Беҳтар аз хат хондану гардан задан!

## РАФТАНИ МУРҒОН БА СӮЙИ СИМУРҒ ВА РАСИДАНИ СӢ МУРҒ БАД- ОН ДАРГОҲ

Чун нигаҳ карданд он сӣ мурғи зор
Дар хати ин рукъаи пурэътибор.
Ҳар чи эшон карда буданд он ҳама,
Буд ҷумла нақши бепоён ҳама.
Он ҳама худ буд сахт, ин буд, лек
К- он асирон чун нигаҳ карданд нек,



Рафта буданду тариқе тохта
Юсуфи худро ба чоҳ андохта.
Юсуфи ҷонро ба хорӣ сӯхта
В- он гаҳ ӯро бар саре бифрӯхта.
Менадонӣ, ай гадойи ҳеч кас,
Мефурӯшӣ Юсуфе дар ҳар нафас!
Юсуфат чун подшаҳ хоҳад шудан,
Пешвои пешгаҳ хоҳад шудан!
Ту дар охир ҳам гадо, ҳам гурсна,
Пеши ӯ хоҳӣ шудан тан барҳна.
Чун аз ӯ кори ту хоҳад барфурӯхт,
Аз чӣ ӯро ройгон бояд фурӯхт?!
Ҷони он мурғон зи ташвиру ҳаё
Шуд фанои маҳзу тан шуд тӯтиё.
Чун шуданд аз кулли кулл пок он ҳама,
Ёфтанд аз нури ҳазрат ҷон ҳама,
Боз аз сар бандаи навҷон шуданд,
Боз аз навъе дигар ҳайрон шуданд.
Кардаву нокардаи деринашон,
Пок гашту маҳв шуд аз синашон.
Офтоби қурбат аз эшон битофт,
Ҷумларо аз партави он ҷон битофт.
Ҳам зи рӯйи акси Симурғи ҷаҳон
Чеҳраи сӣ мурғ диданд он замон.
Чун нигаҳ карданд ин сӣ мурғ зуд,
Бешак ин сӣ мурғ он Симурғ буд.
Дар таҳайюр ҷумла саргардон шуданд,
Менадонистанд ин то он шуданд.
Хешро диданд Симурғи тамом,
Буд худ Симурғ сӣ мурғи мудом.
Чун сӯйи Симурғ кардандӣ нигоҳ,
Буд худ сӣ мурғ дар он ҷойгоҳ.
В- ар ба сӯйи хеш кардандӣ назар,
Буд ин сӣ мурғ эшон, он дигар.

В- ар назар бар ҳар ду кардандӣ ба ҳам,
Ҳар ду як Симурғ будӣ бешу кам.
Буд ин як ону он як буд ин,
Дар ҳама олам касе нашнуд ин.
Он ҳама ғарқи таҳайюр монданд,
Бе тафаккур дар тафаккур монданд.
Чун надонистанд ҳеч аз ҳеч ҳол,
Бе зафон карданд аз он ҳазрат суол,
Кашфи ин сирри қавӣ дархостанд,
Ҳалли моиву туӣ дархостанд.
Бе зафон омад аз он ҳазрат ҷавоб,
К- ойина- ст он ҳазрати чун Офтоб.
Ҳар кӣ ояд, хештан бинад дар ӯ,
Ҷону тан ҳам ҷону тан бинад дар ӯ.
Чун шумо-сӣ мурғ ин ҷо омадед,
Сӣ дар ин ойина пайдо омадед.
Гар чилу панҷоҳу шаст оянд боз,
Пардае аз хеш бикшоянд боз.
Гарчи бисёре ба сар гардидаед,
Хешро бинеду худро дидаед.
Ҳеч касро дида бар мо кай расад,
Чашми мӯре бар сурайё кай расад?!
Дидаӣ мӯре, ки сандон баргирифт,
Пашшае филе ба дандон баргирифт.
Ҳар чи донистанду диданд, он набуд,
В- он чи гуфтанду шуниданд, он набуд.
Ин ҳама водӣ, ки аз пас кардаед,
Ин ҳама мардӣ, ки ҳар кас кардаед,
Ҷумла дар афъоли моӣ рафтаед,
Водии зоту сифатро хуфтаед.
Чун шумо- сӣ мурғ ҳайрон мондаед,
Бедилу бесабру беҷон мондаед,



Мо ба сӣ мурғе басе авлотарем,
З- он ки Симурғи ҳақиқатгавҳарем.
Маҳви мо гардед дар сад иззу ноз,
То ба мо дар хешро ёбед боз.
Маҳви ӯ гаштанд охир бардавом,
Соя дар Хуршед гум шуд, вассалом!
То ки мерафтанд мегуфтам сухун,
Чун расиданд он на сар монду на бун.
Лоҷарам ин ҷо сухан кӯтоҳ шуд,
Раҳраву раҳбар намонду роҳ шуд!

## ҲИКОЯТ

Гуфт:- Чун дар оташе афрӯхта
Гашт он Ҳаллоҷ куллӣ сӯхта,
Ошиқе бас дилнавоз афтода буд,
З- он ки ишқаш не маҷоз афтода буд.
Ошиқе омад магар чӯбе ба даст,
Бар сари он мушти хокистар нишаст.
Пас зафон бигшод ҳамчун оташе,
Боз мешӯрид хокистар х(в)аше.
В- он гаҳе баргуфт:- Баргӯед рост,
К- он ки ӯ мезад «аналҳақ» ӯ куҷост?!
Он чӣ гуфтӣ в- он чӣ бишнидӣ ҳама,
Он чӣ донистиву медидӣ ҳама,
Он ҳама ҷуз аввали афсона нест,
Маҳв шав, чун ҷоят ин вайрона нест.
Асл бояд асли мустағниву пок,
Гар бувад фаръу агар набвад чӣ бок!
Ҳаст Хуршеди ҳақиқӣ бардавом,
Гӯ, на зарра мон, на соя, вассалом!

## ҲИКОЯТ

Чун баромад сад ҳазорон қарн беш,
Қарнҳое безамон на пас, на пеш.
Баъд аз он мурғони фониро ба ноз
Бе фанои кул ба худ доданд боз.
Чун ҳама бе хеш бо хеш омаданд,
Дар бақо баъдалфано пеш омаданд.
Нест ҳаргиз гар нав асту гар куҳан
З- он фанову з- он бақо касро сухан.
Ҳамчунон, к- ӯ аз ту дур аст аз назар,
Шарҳи ӯ дур аст аз васфу хабар.
Лек аз роҳи мисол асҳобано
Шарҳ ҷустанд аз бақо баъдалфано.
Аз куҷо ин ҷо тавон пардохтан,
Нав китобе бояд онро сохтан.
З- он ки асрори бақо баъдалфано
Он шиносад, к- он бувад ӯро сазо.
То ту ҳастӣ дар вуҷуду дар адам
Кай тавонӣ зад дар ин манзил қадам?!
Чун на он монад, на ин дар раҳ туро,
Хоб чун меояд, ай аблаҳ, туро?!
Дарнигар то аввалу охир кӣ буд,
Гар ба охир донӣ ин охир, чӣ суд?!
Нутфаи парванда дар сад иззу ноз
То шуда ҳам оқилу ҳам корсоз.
Карда ӯро воқифи асрори хеш,
Дода ӯро маърифат дар кори хеш.
Боз гардонид ӯро хоки роҳ,
Боз карда фонӣ ӯро чанд гоҳ.
Пас миёни он фано сад гуна роз
Гуфт бе ӯ, лек бо ӯ гуфта боз.



Баъд аз он ӯро бақое дода кулл,
Айни иззат карда бар вай айни зулл.
Ту чӣ донӣ, то чӣ дорӣ пеш ту,
Бо Худо охир фурӯ андеш ту!
То нагардад ҷони ту мардуди шоҳ,
Кай шавад мақбули шоҳ он ҷойгоҳ!
То наёбӣ дар фано камкостӣ,
Дар бақо ҳаргиз набинӣ ростӣ!
Аввал андозад ба хорӣ дар раҳат,
Боз баргирад ба иззат ногаҳат.
Нест шав, то ҳастият аз вай расад,
То ту ҳастӣ, ҳаст дар ту кай расад?
То нагардӣ маҳви хориву фано,
Кай расад исбот аз иззу бақо?

## ҲИКОЯТ

Подшоҳе буд, олам з- они ӯ,
Ҳафт кишвар ҷумла дар фармони ӯ.
Буд дар фармондиҳӣ Искандаре,
Қоф то Қофи ҷаҳонаш лашкаре.
Ҷоҳи ӯ дурҷе ниҳода моҳро,
Моҳ рух бар хоки роҳ ин шоҳро.
Дошт он хусрав яке олӣ вазир,
Дар бузургӣ хурдадону хурдагир.
Он вазири пурҳунарро як писар
Буду ӯро ҳусни олам сар ба сар.
Кас ба зебоии ӯ ҳаргиз надид,
Ҳеч зебо низ чандон из надид.
Бо ҷамоле ончунон он дилфурӯз
Ҳеч натвонист берун шуд ба рӯз.
Гар ба рӯз он моҳ пайдо омадӣ,
Сад қиёмат ошкоро омадӣ.

Барнахезад аз ҷаҳони хуррамӣ,
То абад маҳҷубтар з- ӯ одаме.
Чеҳри он зебописар чун Офтоб,
Туррае ҳамрангу бӯйи мушки ноб.
Соябони Офтобаш мушк буд,
Оби Ҳайвон бе лабаш лабхушк буд.
Дар миёни Офтоби дилситон- ш,
Буд ҳамчун заррае шакли даҳон- ш.
Зарраи ӯ фитнаи мардум шуда,
Дар дарунаш сад ситора гум шуда.
Чун ситора рӯ намояд дар ҷаҳон,
Сӣ даруни зарра чун бошад ниҳон!
Зулфи ӯ бар пуштии ӯ сарфароз,
Дар сарафрозӣ ба пушт афтода боз.
Ҳар шикан дар турраи он симтан
Сад ҷаҳон ҷонро ба як дам сафшикан.
Зулфи ӯ бар рух басе мансуба дошт,
Дар сари ҳар мӯй сад аъҷуба дошт.
Буд бар шакли камонаш абруе,
Кас куҷо дошт он камонро бозуе.
Наргиси афсунгараш дар дилбарӣ,
Карда аз ҳар мижае сад соҳирӣ.
Лаъли ӯ сарчашмаи Оби Ҳаёт,
Чун шакар ширину сарсабз аз набот.
Хатти сабзаш сурхии рӯйи ҷамол,
Тӯтии сарчашмаи баҳри камол.
Гуфтан аз дандони ӯ аз ақл нест,
К- он гуҳар аз иззати худ пардагист.
Мушки холаш нуктаи ҷими ҷамол,
Мозиву мустақбал аз вай карда ҳол.
Шарҳи зебоии он зебописар,
Карда ҳам умре куҷо ояд басар.
Шоҳ аз ӯ алқисса масти маст шуд
В- аз балои ишқи ӯ аз даст шуд.



Гарчи шоҳе хубу олиқадр буд,
Чун ҳилоле аз ғами он бадр буд.
Шуд чунон мустағрақи ишқи писар,
К- аз вуҷуди худ набуд ӯро хабар.
Гар набудӣ лаҳзае дар пеши ӯ,
Ҷӯйи хун рондӣ дили бехеши ӯ.
Не қарораш буд бо ӯ як нафас,
Не замоне сабр будаш з- ин ҳавас.
Рӯзу шаб бе ӯ наёсудӣ даме,
Мӯниси ӯ буд рӯзу шаб ҳаме.
То шабаш биншондӣ рӯзи дароз,
Роз мегуфтӣ бад- он маҳчеҳра боз.
Чун шаби торик гаштӣ ошкор,
Шоҳро не хоб будӣ, не қарор,
В- он писар дар хоб рафтӣ пеши шоҳ,
Шоҳ мекардӣ ба рӯйи ӯ нигоҳ.
Дар фурӯғи нури шамъи дилситон,
Ҷумлаи шаб хуфта будӣ ончунон.
Шаҳ дар он маҳрӯй менагристӣ,
Ҳар даме сад ҷӯйи хун бигристӣ.
Гоҳ гул бар рӯйи ӯ афшондӣ,
Гоҳ гард аз мӯйи ӯ афшондӣ.
Гаҳ зи дарди ишқ чун борони меғ
Бар рухи ӯ ашк рондӣ бедареғ.
Гоҳ бо он моҳ ҷашне сохтӣ,
Гоҳ бар рӯяш қадаҳ пардохтӣ.
Як нафас аз пеши худ нагзошташ,
То ки будӣ, лозими худ дошташ.
Кай тавонист он писар як дам нишаст
Лек буд аз бими хусрав пойбаст!
Гар бирафтӣ як дам аз пероманаш,
Шаҳ зи ғайрат сар фикандӣ аз танаш.
Хостӣ ҳам модар ӯро, ҳам падар,
То даме бинанд рӯйи он писар.

Лекашон захра набуд аз бими шоҳ,
То аз ин қисса баромад дер гоҳ.
Буд дар ҳамсоягии шаҳрёр,
Духтаре хуршедрух ҳамчун нигор.
Он писар шуд ошиқи дидори ӯ,
Ҳамчу оташ гарм шуд дар кори ӯ.
Як шабе бо ӯ нишастан соз кард,
Маҷлисе чун рӯйи хеш оғоз кард.
Дар ниҳони шоҳ бо ӯ дарнишаст,
Буд он шаб аз қазо он шоҳ маст.
Ними шаб аз хоби хеш он подшоҳ,
Дашнае дар каф биҷаст аз хобгоҳ,
Он писар меҷусту ҳечаш менаёфт,
Оқибат он ҷо, ки буд, он ҷо шитофт.
Духтаре бо он писар биншаста дид,
Ҳар дуро бо ҳам диле пайваста дид.
Чун бидид он ҳол шоҳи номвар,
Оташи ғайрат фитодаш дар ҷигар,
Масти ишқу он гаҳе султонсаре,
Чун бувад маъшуқи ӯ бо дигаре!
Шоҳ бо худ гуфт:- Бар чун ман шаҳе
Чун гузид ӯ дигаре аз аблаҳӣ!
Он чи ман кардам ба ҷойи ӯ басе,
Ҳеч кас ҳаргиз накард он бо касе.
Дар мукофоти ман ӯ ин мекунад,
Гӯ, бигӯ алҳақ, ки Ширин мекунад.
Ҳам калиди ганҷҳо дар дасти ӯ,
Ҳам сарафрозони олам пасти ӯ.
Ҳам маро ҳамрозу ҳам ҳамдам мудом,
Ҳам маро ҳамдарду ҳам марҳам мудом.
Дарнишинад бо гадое дар миён,
3- ӯ бипардозам ҳамин соат ҷаҳон.
Ин бигуфту амр кард он шаҳрёр,
То бибастанд он писарро устувор,



Сими хоми ӯ миёни хоки роҳ
Кард ҳамчун нили хом аз чӯб шоҳ,
Баъд аз он фармуд бар дораш заданд,
Дар миёни суффаи бораш заданд.
Гуфт:- Аввал пӯст аз вай даркашед,
Сарнагун он гаҳ ба дораш баркашед.
То касе, к- ӯ гашт аҳли подшоҳ,
То дами охир ба кас накнад нигоҳ.
Даррабуданд он писсарро хору зор,
То даровезанд сармасташ ба дор.
Шуд вазир огоҳ аз ҳоли писар,
Хок бар сар гуфт, к- ай ҷони падар,
Ин чӣ хазлон буд, к- омад бар сарат,
Чӣ қазо буд ин ки душман шуд шаҳат?!
Буд он ҷо даҳ ғуломи подшоҳ,
Азм карда, то кунанд ӯро табоҳ.
Он вазир омад, вале пурдарду доғ
Ҳар якеро дод дурри шабчароғ,
Гуфт:- Имшаб ҳаст маст ин подшоҳ,
Ин писарро нест чандине нигоҳ,
Чун шавад ҳушёр шоҳи номдор,
Ҳам пушаймон гардаду ҳам беқарор.
Ҳар кӣ ӯро кушта бошад, бе шаке
Шоҳ аз сад зинда нагзорад яке.
Он ғуломон ҷумла гуфтанд он нафас
Гар биёяд шаҳ, набинад ҳеч кас,
Дар замон аз мо бирезад ҷӯйи хун,
Пас кунад бар дор моро сарнагун!
Хуние овард аз зиндон вазир,
Боз кардаш пӯст аз тан ҳамчу сир,
Сарнагунсораш зи дор ованг кард,
Хок аз хунаш гилу гулранг кард.
В- он писарро кард дар парда ниҳон,
То чӣ зояд аз паси парда ҷаҳон.

Шоҳ чун ҳушёр шуд рӯзи дигар,
Ҳамчунон месӯхт аз хашмаш ҷигар.
К- он ғуломонро бихонд он подшоҳ,
Гуфт:- Бо он саг чӣ кардед аз ҷафо?!
Ҷумла гуфтандаш, ки кардем устувор
Дар миёни суффаи бораш ба дор.
Пӯсташ кардем сар то сар бурун,
Бар сари дор аст акнун сарнагун!
Шоҳ чун бишнид он посух тамом,
Шод шуд аз посухи он даҳ ғулом.
Ҳар якеро дод фохир хилъате,
Ҳар танеро мансабеву рифъате.
Шоҳ гуфто:- Ҳамчунон то дер гоҳ
Хор бигзоред дар дораш табоҳ!
То зи кори ин палиди нобакор,
Ибрате гиранд халқи рӯзгор.
Чун шунид ин қисса аҳли шаҳри ӯ,
Ҷумларо дил дард кард аз қаҳри ӯ.
Дар назора омаданд он ҷо басе,
Бозменашнохташ ҳаргиз касе.
Гӯште диданд халқон ғарқи хун,
Пӯст аз вай даркашида сарнагун.
Аз кеҳу меҳ ҳар кӣ дидашончунон,
Ҳамчу борон хун гиристӣ дар ниҳон.
Рӯз то шаб мотами он моҳ буд,
Шаҳр пурдарду дареғу оҳ буд.
Баъди рӯзе чанд бе дилдори хеш,
Шаҳ пушаймон гашт аз кирдори хеш.
Хашми ӯ кам гашту ишқаш зӯр кард,
Ишқ шоҳи шердилро мӯр кард.
Подшоҳе бо чунон юсуфваше,
Рӯзу шаб binшаста дар хилват х(в)аше,
Буд дойим аз шароби васл маст,
Дар хумори ҳаҷр чун бояд нишаст!



Оқибат тоқат намондаш як нафас,
Кори ӯ пайваста зорӣ буду бас.
Ҷони ӯ месӯхт аз дарди фироқ,
Гашт бесабру қарор аз иштиёқ.
Дар пушаймонӣ фурӯ шуд подшоҳ,
Дида пурхун карду бар сар хоки роҳ.
Ҷома нилӣ карду дар бар худ бибаст,
Дар миёни хуну хокистар нишаст.
Не таъоме хӯрд з- он пас не шароб,
Даррамид аз чашми хунафшон- ш хоб.
Чун даромад шаб, бурун шуд шаҳрёр
Кард аз ағёр холӣ зери дор.
Рафт пинҳон зери дори он писар,
Ёд меовард кори он писар,
Чун зи як- як кори ӯ ёд омадаш,
Аз таки ҳар мӯй фарёд омадаш.
Бар дили ӯ дард беандоза шуд
Ҳар замоне мотами ӯ тоза шуд.
Бар сари он кушта менолид зор,
Хуни ӯ бар рӯй мемолид зор.
Хешро дар хок меафканд ӯ,
Пушти даст аз дасти ӯ меканд ӯ.
Гар шумори ашки ӯ кардӣ касе,
Бештар будӣ зи сад борон басе.
Ҷумлаи шаб буд танҳо то ба рӯз,
Ҳамчу шамъе дар миёни ашку сӯз.
Чун насими субҳ гаштӣ ошкор,
Зӣ висоқи хеш рафтӣ шаҳрёр.
Дар миёни хоку хокистар шудӣ,
Дар мусибат ҳар замон бо сар шудӣ.
Чун баромад чил шабонрӯзи тамом,
Ҳамчу мӯйе шуд шаҳи олимақом.
Дар фурӯ басту ба зери дори ӯ
Гашт дар тимори вай бемори ӯ.

На касеро заҳра то чил рӯзу шаб,
Ки кушояд дар сухан бо шоҳ лаб.
Аз паси чил шаб на нон хӯрду на об,
Он писарро дид як соат ба хоб.
Рӯйи ҳамчун моҳи ӯ дар ашк ғарқ,
Аз қадам дар хун нишаста то ба фарқ.
Шоҳ гуфташ:- Ай латифи ҷонфизой,
Аз чӣ ғарқи хун шудӣ сар то ба пой?!
Гуфт:- Дар хун з- ошноии туам,
Инчунин аз бевафоии туам,
Боз кардӣ пӯст аз ман бегуноҳ,
Ин вафодорӣ бувад, ай подшоҳ!
Ёр бо ёри худ охир ин кунад,
Кофирам, гар ҳеч кофир ин кунад!
Ман чӣ кардам, то ту бар дорам кунӣ,
Сар буриву сарнагунсорам кунӣ!
Рӯй акнун мебигардонам зи ту,
То қиёмат дод бистонам зи ту!
Чун шавад девони додам ошкор,
Доди ман бистонад аз ту Кирдгор,
Шоҳ чун бишнид аз моҳ ин ҷавоб,
Дарзамон барҷаст дил пурхун зи хоб.
Шӯр ғолиб гашт бар ҷону дилаш,
Ҳар замоне сахттар шуд мушкилаш.
Гашт бас девонаву аз даст шуд,
Заъф дарпайвасту ғампайваст шуд.
Хонаи девонагӣ дар боз кард,
Навҳае пас зор- зор оғоз кард.
Гуфт:- Ай ҷону дили беҳосилам,
Чу шуд аз ташвири ту ҷону дилам?!
Ин писар саргаштаи ман омада,
Пас ба зорӣ куштаи ман омада.
Ҳамчу ман ҳаргиз шикасти худ кӣ кард,
Он чӣ ман кардам ба дасти худ, кӣ кард?!



Месазад гар ман ба хун оғуштаам,
То чаро маъшуқи худро куштаам?!
Дарнигар, охир кучҷой, ай писар,
Хат макаш дар ошноӣ, ай писар!
Ту макун бад, гарчи ман бад кардаам,
З- он ки ин бад ҷумла бо х(в)ад кардаам.
Ман чунин ҳайрону ғамнок аз туам,
Хок бар сар бар сари хок аз туам
Аз кучҷо ҷӯям туро, ай ҷони ман,
Раҳмате кун бар дили ҳайрони ман!
Гар ҷафо диди ту аз ман бевафо,
Ту вафодорӣ, макун бо ман ҷафо!
Аз танат гар рехтам хун бехабар,
Хуни ҷонам чанд резӣ, ай писар!
Маст будам, к- ин хато бар ман бирафт,
Худ чӣ буд, ин к- аз қазо бар ман бирафт!
Гар ту пеш аз ман бирафтӣ ногаҳон,
Бе ту ман кай зинда монам дар ҷаҳон?
Бе ту чун як дам сари хешам намонд,
Зиндагонӣ як- ду дам бешам намонд.
Ҷон ба лаб овард бе ту шаҳрёр,
То кунад дар хунбаҳои ту нисор.
Менатарсам ман зи маргу тарки тан,
Лек тарсам аз ҷафои хештан.
Гар шавад ҷовид ҷонам узрхоҳ,
Ҳам наёрад хост узри ин гуноҳ.
Кошкӣ ҳалқам бибурридӣ ба теғ
В- аз дилам гум гаштӣ ин дарду дареғ.
Холиқо, ҷонам дар ин ҳасрат бисӯхт,
Пой то фарқи ман аз ҳайрат бисӯхт.
Ман надорам тоқату тоби фироқ,
Чанд сӯзад ҷони ман аз иштиёқ?!
Ҷони ман бистон ба фазл, ай додгар,
З- он ки ман тоқат намедорам дигар!

Ҳамчунин мегуфт то хомӯш шуд,
Дар миёни хомушӣ беҳуш шуд.
Оқибат пайки иноят даррасид,
Шукрҳо баъд аз шикоят даррасид.
Чун зи ҳад бигзашт дарди подшоҳ,
Буд пинҳон он вазир он ҷойгоҳ,
Шуд, писарро кард покиза чу ҷон,
Пас фиристодаш бари шоҳи ҷаҳон.
Омад аз парда бурун чун маҳ зи меғ,
Пеши хусрав рафт бо карбосу теғ.
Чун бидид он моҳро шоҳи ҷаҳон,
Менадонам, то чи гӯям ин замон!
Шоҳ дар хоку писар дар хун фитод,
Кас надонад, к- ин аҷойиб чун фитод.
Ҳар чӣ гӯям баъд аз ин ногуфтанист,
Дур чу дар қаър аст, ҳам носуфтанист.
Шоҳ чун аз дарди ҳиҷрон шуд халос,
Ҳар ду тан рафтанд то айвони хос.
Баъд аз ин кас воқифи асрор нест,
З- он ки он ҷо мавқеъи ағёр нест.
Он чӣ он як гуфту ин дигар шунид,
Кӯр дид он ҳолу гӯши кар шунид.
Ман киям, то шарҳу васфи он диҳам
В- ар диҳам он шарҳ, хат бар ҷон ниҳам.
Норасида чун диҳам ман шарҳи он,
Тан занам, чун мондаам дар тарҳи он.
Гар иҷозат бошад аз пешон маро,
Зуд фармоянд шарҳи он маро.
Чун сари як мӯй нест ин ҷойгоҳ,
Ҷуз хамӯшӣ рӯй нест ин ҷойгоҳ.
Нест мумкин он ки ёбад як замон
Ҷуз хамӯшӣ гавҳари теғи зафон,
Гарчи савсан сад зафон пеш омада,
Ошиқи хомӯшии хеш омада.



Ин замон боре сухан кардам тамом,
Кор бояд, чанд гӯям, вассалом!

## ШАЙХ АТТОР

Кардӣ, ай Аттор, бар олам нисор
Нофае асрор ҳар дам сад ҳазор.
Аз ту пуратр аст офоқи ҷаҳон,
Аз ту дар шӯранд ушшоқи ҷаҳон.
Гаҳ дами ишқи алалитлоқ зан,
Гаҳ навои пардаи ушшоқ зан.
Шеъри ту ушшоқро сармоя дод,
Ошиқонро дойим ин пероя дод.
Хатм шуд бар ту, чу бар Хуршед нур,
«Мантиқу- т- тайр»-у «Мақомоти туюр».
Ин мақомоти раҳи ҳайронӣ аст,
Ё магар девони саргардонӣ аст?!
Аз сари дарде дар ин девон дарой,
Ҷон сипар созу ба ин айвон дарой.
Дар чунин майдон, ки ҷон шуд нопадид,
Балки ҳам шуд низ майдон нопадид.
Гар наёйӣ аз сари дарде дар ӯ,
Рӯй нанмояд туро гарде дар ӯ.
Дар дили ту дард шуд чун гомзан,
Гар занӣ гоме, ҳама бар ком зан!
То нагардад номуродӣ қути ту,
Кай шавад зинда дили мабҳути ту!
Дард ҳосил кун, ки дардмон дарди туст,
Дар ду олам доруи ҷон дарди туст.
Дар китоби ман макун, ай марди роҳ,
Аз сари шеъру сари кибре нигоҳ.
Аз сари дарде нигаҳ кун дафтарам,
То зи садяк дард дорӣ боварам.
Гӯйӣ давлат он барад то пешгоҳ,
К- аз сари дарде кунад инро нигоҳ.

Даргузар аз зоҳидиву содагӣ,
Дард бояд, дарди корафтодагӣ!
Ҳар киро дардест, дармонаш мабод,
Ҳар кӣ дармон хоҳад ӯ, ҷонаш мабод!
Мард бояд ташнаву бе хӯрду хоб,
Ташнае, к- ӯ то абад нарсад ба об.
Ҳар кӣ з- ин шева сухан бӯйе наёфт,
Аз тариқи ошиқӣ мӯйе наёфт!
Ҳар кӣ ин бархонд, марди кор шуд
В- он кӣ ин дарёфт, бархурдор шуд.
Аҳли сурат ғарқи гуфтори мананд,
Аҳли маънӣ марди асрори мананд.
Ин китоб оройиш аст айёмро,
Хосро дода насибу омро.
Гар чу ях афсурдае дид ин китоб,
Хуш бурун омад чу оташ аз ҳиҷоб.
Назми ман хосияте дорад аҷиб,
З- он ки ҳар дам бештар бахшад насиб.
Гар басе хондан муяссар оядат,
Бешаке ҳар бор хуштар оядат.
З- ин арӯси хонагӣ дар садри ноз
Ҷуз ба тадриҷе наяфтад парда боз.
То қиёмат нест чун ман бех(в)аде,
Дар сухан бинҳад қалам бар қоғаде.
Ҳастам аз баҳри ҳақиқат дурфишон,
Хатм шуд бар ман сухан, инак нишон!
Гар санои хештан гӯям басе,
Кай писандад он сано аз ман касе!
Лек худ мунсиф шиносад қадри ман,
З- он ки пинҳон нест нури бадри ман,
Ҳоли худ сарбаста гуфтам андаке,
Худ сухандон дод бидҳад бе шаке!
Он чӣ ман бар фарқи халқ афшондаам,
Гар тамомам, то қиёмат мондаам.



Дар зафони халқ то рӯзи шумор
Ёд гардам, бас бувад ин ёдгор!
Гар бирезад аз ҳам ин нӯҳ дойира,
Кам нагардад нуктае з- ин тазкира.
Гар касеро раҳ намояд ин китоб,
Пас барандозад зи пеши ӯ ҳиҷоб.
Чун ба осойиш расад з- ин ёдгор,
Дар дуо гӯяндаро, гӯ, ёд ор!
Гулфишонӣ кардаам з- ин бӯстон,
Ёд доредам ба хайр, ай дӯстон!
Ҳар яке худро дар он навъе, ки буд,
Кард лахте ҷилваву бигзашт зуд.
Лоҷарам ман низ ҳамчун рафтагон,
Ҷилва додам мурғи ҷон бар хуфтагон.
З- ин сухан гар хуфтае умре дароз
Як нафас бедордил гардад ба роз,
Бе шаке донам бароянд кори ман,
Мунқатеъ гардад ғаму тимори ман.
Баски худро чун чароғе сӯхтам,
То ҷаҳонро ҳамчу шамъ афрӯхтам.
Ҳамчу мишкоте шуд аз дудам димоғ,
Шамъи хулдам то кай афрӯзад чароғ!
Рӯз хӯрдам рафту шаб хобам намонд,
З- оташи дил бар ҷигар обам намонд.
Бо дилам гуфтам, ки ай бисёргӯй,
Чанд гӯйӣ, тан зану асрор ҷӯй!
Гуфг:- Ғарқи оташам, айбам макун,
Мебисӯзам, гар нагӯям худ сухун.
Баҳри ҷонам мезанад сад гуна ҷӯш,
Чун тавонам буд як соат хамӯш?
Бар касе фахре намеорам ба дин,
Хешро машғул медорам ба дин.
Гарчи аз дил нест холӣ дарди он,
Чанд гӯям, чун наям ман марди он.

Ин ҳама афсонаи беҳудагист,
Кори мардон аз манӣ полудагист!
Дил, ки ӯ машгули ин беҳуда шуд,
З- ӯ чӣ ояд, чун сухан фарсуда шуд.
Мебибояд тарки ҷон сад бор гуфт,
З- ин ҳама беҳуда истиғфор гуфт.
Чанд бояд баҳри ҷон дар ҷӯш буд,
Ҷон фишондан бояду хомӯш буд!

## ҲИКОЯТ

Чун ба назъ афтод он донои дин,
Гуфг:- Агар донистаме ман пеш аз ин,
К- ин шунав, бар гуфт чун дорад шараф,
Дар сухан кай кардаме умре талаф!
Гар сухан аз некуӣ чун зар бувад,
Он сухан ногуфта некӯтар бувад.
Кор омад ҳиссаи мардони мард,
Ҳиссаи мо, гуфт, омад, ин- т дард!
Гар чу мардон дарди дин будӣ туро,
Он чӣ мегӯям, яқин будӣ туро.
З- ошноӣ чун дилат бегона аст,
Ҳар чӣ мегӯям туро, афсона аст.
Рав, бихусб аз ноз ҳамчун саркаше,
То манат афсона мегӯям, х(в)ашӣ!
Хуш- хушат Аттор гар афсона гуфт,
Хоб хуштар оядат ту хуш бихуфт.
Баски мо дар рег рӯған рехтем,
Бас гуҳар дар ҳалқи хук овехтем.
Баски ин хонро фурӯ оростем,
Бас, к- аз ин хон гурсна бархостем.
Баски бурдам нафсро, фармон набурд,
Баски дармон кардамаш, дармон набурд!



Чун нахоҳад омад аз ман ҳеч кор,
Шустам аз худ дасту рафтам бар канор.
Ҷазбаи Ҳақ бояд аз пешон бихост,
К- ин ба дасти мо нахоҳад гашт рост.
Нафс чун ҳар лаҳза фарбеҳтар шавад,
Нест рӯйи он ки ӯ беҳтар шавад.
Ҳеч нашнид ӯ, к- аз он фарбеҳ нашуд,
Ин ҳама бишниду як дам беҳ нашуд.
То намирам ман ба сад зории зор,
Ӯ нагирад панд, ё раб, зинҳор!

## ҲИКОЯТ

Чун бимурд Искандар андар роҳи дин,
Арситотолис гуфт:- Ай шоҳи дин,
То ки будӣ, панд медодӣ мудом,
Халқро ин панд имрӯзӣ тамом!
Панд гир, ай дил, ки гирдоби балост,
Зиндадил шав, з- он ки маргат дар қафост!
Ман зафону нутқи мурғон сар ба сар
Бо ту гуфтам, фаҳм кун, ай бехабар!
Дар миёни ошиқон мурғон-даранд,
К- аз қафас пеш аз аҷал берун паранд.
Ҷумларо шарҳу баёне дигар аст,
З- он ки мурғонро зафоне дигар аст.
Пеши Симурғ он касе иксир сохт,
К- ӯ зафони он ҳама мурғон шинохт.
Кай шиносӣ давлати рӯҳониён,
Дар миёни ҳикмати юнониён!
То аз он ҳикмат нагардӣ фард ту,
Кай шавӣ дар хикмати дин мард ту!
Ҳар кӣ номи он барад дар роҳи ишқ,
Нест дар девони дин огоҳи ишқ.

«Коф»-и куфр ин ҷо ба ҳаққулмаърифа
Дӯсттар дорам зи «фо»- и фалсафа.
З- он ки гар парда шавад з- ин куфр боз,
Ту тавонӣ кард аз куфр эҳтироз.
Лек он илми ҷадал чун раҳ занад,
Бештар бар мардуми огаҳ занад.
Гар аз он ҳикмат диле афрӯхтӣ,
Кай чунон Форуқ барҳам сӯхтӣ!
Шамъи дин чун ҳикмати Юнон бисӯхт,
Шамъи дин з- он илм барнатвон фурӯхт.
Хикмати «ё раб» басат, ай марди дин,
Хок бар Юнон фишон аз дарди ин!
То ба кай гӯйӣ ту, ай Аттор, ҳарф,
Нестӣ ту марди ин кори шигарф!
Аз вуҷуди хеш берун ой пок,
Хок шав аз нестӣ бар рӯйи хок.
То ту ҳастӣ поймоли ҳар хасе,
Нест гаштӣ тоҷи фарқи ҳар касе.
Ту фано шав, то ҳама мурғони роҳ
Раҳ диҳандат дар бақо то пешгоҳ.
Гуфтаи ман раҳбари ту бас бувад,
К- ин сухан пири раҳи ҳар кас бувад.
Гар наям мурғони раҳро ҳеч кас,
Зикри эшон кардаам ин ҳам на бас.
Охирам з- он корвон гарде расад,
Қисми ман з- он рафтагон дарде расад!

## ҲИКОЯТ

Сӯфиеро гуфт он пири куҳан:
— Чанд аз мардони Хақ гӯйӣ сухан?
Гуфт:- Хуш ояд зафонро бардавом,
З- он ки мегӯянд аз мардум мудом.



Гар наям з- эшон, аз эшон гуфтаам,
Хушдилам, к- ин қисса аз ҷон гуфтаам.
Гар надорам аз шакар ҷуз ном баҳр,
Ин басо беҳтар, ки андар кор заҳр.
Ҷумлаи «Девон»- и ман девонагист,
Ақлро бо ин сухан бегонагист.
Ман надонам, то чӣ гӯям, ай аҷиб,
Чанд гум нокарда ҷӯям, ай аҷиб.
Аз ҳамоқат тарки давлат гуфтаам,
Дарси бекорони ғафлат гуфтаам.
Гар маро гӯянд, ай гумкарда роҳ,
Ҳам ба худ узри гуноҳи ман бихоҳ.
Менадонам, то шавад ин кор рост,
Ё тавонам узри ин сад умр хост.
Гар даме бар роҳи ӯ дар кораме,
Кай чунин мустағрақи ашъораме.
Гар маро дар роҳи ӯ будӣ мақом,
«Син»- и шеърам «син»- и шар гаштӣ мудом.
Шеър гуфтан ҳуҷҷати беҳосилист,
Хештан водид кардан ҷоҳилист.
Чун надидам дар ҷаҳон маҳрам касе,
Ҳам ба шеъри худ фурӯ гуфтам басе.
Гар ту марди розҷӯйи бозҷӯй,
Ҷонфишону хунгариву розҷӯй.
З- он ки ман хунин сиришк афтондаам,
То чунин хунрез ҳарфе рондаам.
Гар машом орӣ ба баҳри жарфи ман,
Бишнавӣ ту бӯйи хун аз ҳарфи ман.
Ҳар кӣ шуд аз заҳри бидъат дардманд,
Бас бувад тарёкаш ин ҳарфи баланд.
Гарчи атторам ману тарёкдеҳ,
Сӯхта дорам ҷигар чун нокдеҳ.
Ҳаст халқе бенамак бас бехабар,
Лоҷарам з- он мехурам танҳо ҷигар.

Чун зи нони хушк гирам суфра пеш,
Тар кунам аз шӯрвойи чашми хеш,
Аз дилам ин суфраро бирён кунам,
Гаҳ- гаҳе Ҷабрилро меҳмон кунам.
Чун маро Рӯҳулқудус ҳамкоса аст,
Кай тавонам нони ҳар мудбар шикаст.
Ман нахоҳам нони ҳар нохушманиш,
Бас бувад ин нонаму ин нонхуриш.
Шуд ғаноулқалб ҷонафзои ман,
Шуд қаноат канзи лояфнои ман.
Ҳар тавонгар, к- инчунин ганҷеш ҳаст,
Кай шавад аз миннати ҳар сифла паст.
Шукр Эзидро, ки дар коре наям,
Бастаи ҳар носазоворе наям.
Ман зи кас бар дил чаро банде ниҳам,
Номи ҳар дуне худованде ниҳам.
Не таъоми ҳеч золим х(в)ардаам,
Не китоберо тахаллус кардаам.
Ҳиммати олим мамдӯҳ асту бас,
Қути ҷисмам қуввати рӯҳ асту бас.
Пеши худ бурданд пешинон маро,
Пас бувад аз хештанбинон маро.
То зи кори халқ озод омадам,
Дар миёни сад бало шод омадам.
Фориғам з- ин зумраи бадхоҳ нек,
Хоҳ номам бад кунеду хоҳ нек.
Ман чунон бо дарди худ дармондаам,
К- аз ҳама офоқ даст афшондаам.
Гар дареғу дарди ман бишнудаӣ,
Ту басе ҳайронтар аз ман будаӣ.
Ҷисму ҷон рафту зи ҷони ҷисми ман
Нест ҷуз дарду дареғе қисми ман!



## ҲИКОЯТ

Роҳбине вақти печопечи марг
Гуфт:- Чун дар раҳ надорам зоду барг?!
Аз хайи хиҷлат кафе гил кардаам,
Пас аз он як хишт ҳосил кардаам.
Шишае пурашк дорам низ ман,
Жандае барчидаам баҳри кафан.
3- он кафан дар оби чашм оғуштаам,
Ай дареғо, сар ба сар бинвиштаам.
Он кафан чун бар танам пӯшед пок,
Зуд таслимам кунед он гаҳ ба хок.
Чун чунин кардед, то маҳшар зи меғ
Бар сари хокам наборад ҷуз дареғ!
Донӣ ин чандин дареғ аз баҳри чист?
Пашшае бо бод натвонист зист!
Соя аз Хуршед меҷӯяд висол,
Менаёбад ин- т савдое муҳол.
Гарчи ҳаст аз пас муҳоле ошкор,
Ҷуз муҳоландешӣ ӯро нест кор.
Ҳар кӣ ӯ бинҳад дар ин андеша сар,
Ӯ аз ин беҳтар чӣ андешад дигар!
Сахттар бинам ба ҳар дам мушкилам,
Чун бипардозам аз ин мушкил дилам!
Кист чун ман фарду танҳомондае,
Хушклаб, ғарқоби дарёмондае?!
Не маро ҳамрозу ҳамдам ҳеч кас,
Не маро ҳамдарду маҳрам ҳеч кас!
Не зи ҳиммат майли мамдӯҳе маро,
Не зи зулмат хилвати рӯҳе маро!
Не дили кас, не дили х(в)ад низ ҳам,
Не сари неку сари бад низ ҳам.

Не ҳавои луқмаи султон маро,
Не қафову силии дарбон маро.
Не ба танҳоӣ сабурӣ як дамам,
Не ба дил аз халқ дурӣ як дамам!
Ҳаст ин аҳволи ман зеру забар,
Ҳамчунон, к-он пир дод аз худ хабар!

## ҲИКОЯТ

Покдине гуфт:- Сӣ соли тамом
Умр бе худ мегузорам бардавом.
Ҳамчу Исмойил дар худ нопадид
Он замон, к- ӯро падар сар мебурид!
Чун бувад он кас, ки ӯ умре гузошт
Ҳамчу он як дам, ки Исмойил дошт?!
Гоҳ месӯзам чу шамъ аз интизор,
Гоҳ мегирям чу абри навбаҳор!
Ту фурӯғи шамъ мебинӣ, х(в)ашӣ,
Менабинӣ дар сари ӯ оташе!
Он ки аз берун кунад дар ман нигоҳ,
Кай бувад ӯро даруни сина роҳ!
Дар ғами чавгон чу гӯйе, ҳеч ҷой
Менадонам пой аз сар, сар зи пой!
Аз вуҷуди худ накардам ҳеч суд,
К- align="">онч кардам в- ончи гуфтам ҳеч буд!
Ай дареғо, нест дар кас ёриям,
Умр зоеъ гашт дар бекориям!
Чун тавонистам, надонистам, чӣ суд,
Чун бидонистам тавонистам набуд!
Ин замон ҷуз аҷзу ҷуз бечорагӣ,
Менадорам чорае якборагӣ!



## ҲИКОЯТ

Чун бишуд Шиблӣ аз ин ҷойи хароб,
Баъд аз он дидаш ҷавонмарде ба хоб.
Гуфт:- Ҳақ бо ту чӣ кард, ай некбахт?
Гуфт:- Чун шуд дар ҳисобам кор сахт,
Ҳам маро бо хештан душман бидид,
Аҷзу навмедиву заъфи ман бидид,
Раҳматаш омад бар он бечорагим,
Пас бибахшуд аз карам якборагим.
Холиқо, бечораи роҳам туро,
Ҳамчу мӯре ланг дар чоҳам туро.
Ман намедонам, ки ман аҳли чиям,
Ё кадомам, аз куҷоям, ё киям!
Бекасе, бедавлате, беҳосиле,
Бенавое, беқароре, бедиле.
Умр бар хуни ҷигар бигзошта,
Баҳрае аз умр нобардошта.
Ҳар чӣ кардам, ҷумла товон кардаам,
Ҷон ба лаб умре ба поён кардаам.
Дин зи дастам рафту дунё гум шуда,
Суратам номонда маъно гум шуда.
Ман на кофир, на мусулмон мондаам,
Дар миёни ҳар ду ҳайрон мондаам.
Не мусулмонам, на кофар, чун кунам!
Монда саргардону музтар, чун кунам!
Дар даре тангам гирифтор омада,
Рӯй дар девори пиндор омада.
Бар мани бечора ин дар баргушой
В- ин зи роҳ афтодаро роҳе намой.
Бандаро гар нест зоди роҳ ҳеч,
Менаосояд зи ашку оҳ ҳеч.

Ҳам тавонӣ сӯхт аз оҳаш гуноҳ,
Ҳам зи ашкаш шуст девони сиёҳ.
Ҳар кӣ дарёҳои ашкаш ҳосил аст,
Гӯ, биё, ки дархури ин манзил аст!
В- он ки ӯро дидаи хунбор нест,
Гӯ, бирав, к- ӯро бари мо кор нест!

## ҲИКОЯТ

Дар раҳе мерафт пире роҳбар,
Дид аз рӯҳониён халқе магар.
Буд нақде сахт ройиҷ дар миён,
Мерабуданд он ҳама рӯҳониён.
Пир кард он қавмро ҳолӣ суол
Гуфт:- Аз ин нақдам яке гӯед ҳол.
Марди рӯҳониш гуфт:- Ай пири роҳ,
Дардманде мегузашт ин ҷойгоҳ,
Баркашид оҳе зи дил поку бирафт,
Рехт ашки гарм бар хоку бирафт.
Мо кунун он ашки гарму оҳи сард
Мебарем аз якдигар дар роҳи дард.
Ё раб, ашку оҳи бисёрем ҳаст,
Гар надорам ҳеч, ин борем ҳаст.
Чун равое дорад он ҷо ашку оҳ,
Банда дорад ин матоъ он ҷойгоҳ.
Пок кун аз оҳ саҳни ҷони ман,
Пас бишӯй аз ашки ман девони ман.
Мондаам дар чоҳу зиндон пойбаст,
Дар чунин ҷоям кӣ гирад ҷуз ту даст?!
Ҳам тани зиндониям олуда шуд,
Ҳам дили меҳнаткашам фарсуда шуд.
Гарчи ман олуда дар роҳ омадам,
Афв кун, к- аз ҳабс дар чоҳ омадам!



## ҲИКОЯТ

Он азизе гуфт:- Фардо Зулҷалол
Гар кунад дар дашти ҳашр аз ман суол,
К- ай фурӯмонда, чӣ овардӣ зи роҳ?
Гӯям:- Аз зиндон чӣ оранд, ай Илоҳ?!
Ғарқи идборам зи зиндон омада,
Пову сар гум карда, ҳайрон омада.
Бод дар каф хоки даргоҳи туам,
Бандаи зиндониву чоҳи туам.
Чашми он дорам, ки нафрӯшӣ маро,
Хилъате аз фазл дарпӯшӣ маро.
З- ин ҳама олудагӣ покам кунӣ,
Дар мусулмонӣ фурӯ хокам кунӣ.
Чун ниҳон гардад танам дар хоку хишт,
Бигзарӣ аз ҳар чӣ кардам хубу зишт.
Офаридан ройгонам чун равост,
Ройгонам гар биёмурзӣ сазост!

## ҲИКОЯТ

Чун Низомулмук дар назъ уфтод,
Гуфт:- Аллаҳ, меравам дар дасти бод!
Холиқо, ё раб, ба ҳаққи он чи ман
Ҳар киро дидам, ки гуфт аз ту сухан,
Аз ҳама навъе харидораш шудам,
Ёрии ӯ кардаму ёраш шудам.
Гар харидории ту омӯхтам,
Ҳаргизат рӯзе ба кас нафрӯхтам.
Чун харидории ту кардам басе
Ҳаргизат нафрӯхтам чун ҳар касе.
Дар дами охир харидорим кун,
Ёри беёрон туӣ, ёрим кун!

Ё раб, он дам ёриам кун як нафас,
К- он дамам ҷуз ту нахоҳад буд кас.
Дида пурхун, дӯстони поки ман
Чун бияфшонанд даст аз хоки ман,
Ту маро деҳ дасте он соат дуруст,
То бигирам домани фазли ту чуст!

## ҲИКОЯТ

Чун Сулаймон кард бо чандон камол
Пеши мӯри ланг аз аҷз ин суол,
Гуфт:- Баргӯ, ай чу ман оғишта ту,
К- он кадомин гил ба хун бисришта ту.
Дод он соат ҷавобаш мӯри ланг,
Гуфт:- Хишти вопасин дар гӯри танг!
Вопасин хиште, ки пайвандад ба хок,
Мунқатеъ гардад ҳама уммед пок.
Чун маро дар зери хок, ай покзот
Мунқатеъ гардад умед аз коинот,
Пас бипӯшад хишти охир рӯйи ман,
Ту магардон рӯйи фазл аз сӯйи ман.
Чун ба хок орам мани саргашта рӯй,
Ҳеч бар рӯям маёр аз ҳеч сӯй.
Ҷойи ин дорад, ки бо чандин гуноҳ,
Ҳеч бар рӯям наёрӣ, ай Илоҳ!
Ту карими мутлақӣ, ай Кирдор,
Даргузар, аз ҳар чӣ ҳасту баргузор!

## ҲИКОЯТ

Бӯсаъиди Маҳна дар ҳаммом буд,
Қойимаш афтода марде хом буд.



Шух шайх овард то бозӯйи ӯ,
Ҷамъ кард он ҷумла пеши рӯйи ӯ.
Шайхро гуфто:- Бигӯ, ай покҷон,
То ҷавонмардӣ чӣ бошад дар ҷаҳон?
Шайх гуфто:- Шух пинҳон кардан аст,
Пеши чашми халқ ноовардан аст,
Ин ҷавобе буд бар болойи ӯ,
Қойим афтод он замон дар пойи ӯ.
Чун ба нодонии хеш иқрор кард,
Шайх хуш шуд, қойим истиғфор кард.
Холиқо, парвардгоро, мунъимо,
Подшоҳо, корсозо, мукримо,
Чун ҷавонмардии халқи оламе,
Ҳаст аз дарёи фазлат шабнаме,
Қойими мутлақ туӣ, аммо ба зот
В- ар ҷавонмардӣ, наёӣ дар сифот!
Шӯхиву бешармии мо даргузор,
Шухи мо во пеши чашми мо маёр!

## ҲИКОЯТ

Ошиқе аз фарти ишқ ошуфта буд,
Бар сари хоке ба зорӣ хуфта буд.
Рафт маъшуқаш ба болинаш фароз,
Дид ӯро хуфта в- аз худ рафта боз.
Руқъае бинвишт чусту лойиқ ӯ,
Баст он бар остини ошиқ ӯ.
Ошиқаш аз хоб чун бедор шуд,
Руқъа бархонду бар ӯ хунбор шуд.
Ин навишта буд, к- ай марди хамӯш,
Хез, агар бозоргонӣ, сим кӯш!
В- ар ту марди зоҳидӣ шабзинда бош,
Бандагӣ кун то ба рӯзу банда бош.

В- ар ту ҳастӣ марди ошиқ шарм дор,
Хобро дар дидаи ошиқ чӣ кор!
Марди ошиқ бод паймояд ба рӯз,
Шаб ҳама маҳтоб паймояд ба сӯз.
Чун на иниву на он, ай бефурӯғ,
Кам зан андар ишқи мо лофи дурӯғ.
Гар бихусбад ошиқе ҷуз дар кафан,
Ошиқаш гӯям, вале бар хештан.
Чун ту дар ишқ аз сари ҷаҳл омадӣ,
Хоб хуш бодат, ки ноаҳл омадӣ!

## ҲИКОЯТ

Посбоне буд, ошиқ гашта зор,
Рӯзу шаб бехоб буду беқарор.
Ҳамдаме бо ошиқи бехоб гуфт.
К- охир, ай бехоб, шаб як дам бихуфт!
Гуфт:- Шуд бо посбонӣ ишқ ёр,
Хоб кай ояд касир аз ин ду кор?!
Посбонро хоб кай лойиқ бувад,
Хоса марди посбон ошиқ бувад.
Чун чунин сарбозие дар сар нишаст,
Буд он як, ин бар он дигар нишаст.
Ман чи гуна хоб ёбам андаке,
Вом натвон кард ин хоб аз яке.
Ҳар шабам ишқ имтиҳоне мекунад,
Посбонро посбонӣ мекунад.
Гоҳ мерафтиву чӯбак мезадӣ,
Гаҳ зи ғам бар рӯву торак мезадӣ.
Гар бихуфтӣ як дам он бехобу х(в)ар,
Ишқ дидӣ он замон хобе дигар.
Ҷумлаи шаб халқро нагзоштӣ,
То бихуфтандӣ, фиғон бардоштӣ.
Дӯсте гуфташ, ки ай дар таффу тоб,
Ҷумлаи шаб нестат як зарра хоб!



Гуфт:- Марди посбонро хоб нест,
Рӯйи ошиқро ба ҷуз ашк об нест!
Посбонро хӯй бехобӣ бувад,
Ошиқонро рӯй беобӣ бувад.
Чун зи ҷойи хоб об ояд бурун,
Кай бувад мумкин, ки хоб ояд бурун!
Ошиқӣ бо посбонӣ ёр шуд,
Хоб аз чашмаш ба дарё бор шуд.
Посбонро ошиқӣ нағз уфтод,
Кори бехобиш дар мағз уфтод.
Он ки бехобӣ хушу нағзаш бувад,
Хобро ҳаргиз сари мағзаш бувад?
Ту махусб, ай мард, агар ҷӯяндаӣ,
Хоб хуш бодат, агар гӯяндаӣ!
Посбонӣ кун басе дар кӯйи дил,
З- он ки дуздонанд дар паҳлӯйи дил.
Ҳаст аз дуздони дил бигрифта роҳ,
Ҷавҳари дил дор аз дуздон нигоҳ.
Чун туро ин посбонӣ шуд сифат,
Ишқ зуд ояд падиду маърифат.
Мардро бешак дар ин дарёи хун
Маърифат ояд зи бехобӣ бурун.
Ҳар кӣ ӯ бехобии бисёр бурд,
Чун ба ҳазрат шуд, дили бедор бурд.
Чун зи бехобист бедории дил,
Хоб кам кун дар вафодории дил!
Чанд гӯям, чун вуҷудат ғарқа монд,
Ғарқаро фарёд натвонад раҳонд.
Ошиқон рафтанд то пешон ҳама
В- аз муҳаббат маст хуфтанд он ҳама.
Ту ҳамин зан бош, к- он мардони мард
Нӯш карданд он чӣ мебойист кард.
Ҳар киро шуд завқи ишқи ӯ падид,
Зуд бояд ҳар ду оламро калид.



Гар зане бошад, шавад марде шигарф
В- ар бувад марде, шавад дарёи жарф!

## ҲИКОЯТ

Бо касе Аббоса гуфт:- Ай марди ишқ,
Заррае бар ҳар кӣ тобад дарди ишқ.
Гар бувад марде, зане зояд аз ӯ,
В- ар зан аст ӯ, баски мард ояд аз ӯ.
Зан надидӣ ту, ки аз Одам бизод!
Мард нашнидӣ, ки аз Марям бизод?!
То наёяд он чӣ мебояд тамом,
Кор ҳаргиз бар ту нагшояд тамом.
Чун бибояд мулк ҳосил оядат,
Ҳосилояд, ҳар чӣ дар дил оядат.
Мулк инро дону давлат ин шумур,
Заррае з- ин оламе аз дин шумур!

## ҲИКОЯТИ СУЛТОН МАҲМУД ВА РАНҶУР ШУДАНИ АЁЗ

Он Аёз аз чашми бад ранҷур шуд,
Оқибат аз чашми Султон дур шуд.
Нотавон дар бистари зорӣ фитод,
Дар баловy ранҷу беморӣ фитод.
Чун хабар омад ба Маҳмуд аз Аёс,
Ходимеро хонд шоҳи ҳақшинос,
Гуфт:- Мерав то ба наздики Аёз,
Пас ба ӯ гӯ, к- ай зи сар афтода боз!
Дур аз рӯйи ту маҳҷурам зи ту,
Дар ғаму дар ранҷ ранҷурам зи ту.
Гар танам дур уфтод аз ҳамнафас,
Ҷони муштоқам бувад наздику бас.
Ай шуда муштоқи ҷоне аз ту ман,
Нестам ғойиб замоне аз ту ман.



Чашми бад бадкории бисёр кард,
Нозанине чун туро бемор кард.
Ин бигуфту гуфт боре зуд рав,
Ҳамчу оташ хезу ҳамчун дуд рав.
Ҳам макун дар раҳ таваққуф зинҳор,
Зудтар аз раъд мерав барқвор.
Гар намоӣ лаҳзае дар раҳ даранг,
Ҳар ду олам бар ту гардонем танг.
Ходими саргашта по дар раҳ ниҳод,
То ба наздики Аёз омад чу бод.
Дид Султонро нишаста пеши ӯ,
Музтараб шуд ақли дурандеши ӯ.
Ларза бар андоми ходим уфтод,
Гӯиё дар ранҷи дойим уфтод.
Гуфт:- Бо шаҳ кай тавон овехтан,
Ин замон хунам бихоҳад рехтан!
Дил тапону набз сокит, рӯй зард,
Хоки раҳ бӯсиду арзи ҳол кард.
Хӯрд сад савганд, к- андар ҳеч ҷой
На ситодам ман, на биншастам зи пой.
Менадонам, ай аҷаб, ки подшоҳ,
Пеш аз ман чун расид ин ҷойгоҳ.
Шоҳ агар дорад в- агарна боварам,
Гар дар ин тақсир кардам, кофарам.
Шоҳ гуфто:- Нестӣ маҳрам чунин,
Кай барӣ ту роҳ, ай ходим, дар ин.
Ман раҳе дуздида дорам сӯйи ӯ,
З- он ки нашкебам даме бе рӯйи ӯ.
Ҳар замон з- он раҳ бад- ӯ оям ниҳон,
То хабар набвад касеро дар ҷаҳон.
Роҳи дуздида миёни мо басест,
Роҳи мо дар саҳни ҷони мо басест.
Аз бурун гар бастаи роҳам аз ӯ,
Дар даруни парда огоҳам аз ӯ.

Роз гар мепӯшам аз пиру ҷавон,
Аз дарун бо ӯст ҷонам дар миён!

## ҲИКОЯТ

Исии Марям ба хоб афтода буд,
Ним хиште зери сар бинҳода буд.
Чун гушод аз хоби хуш Исӣ назар,
Дид Иблиси лаъин болои сар.
Гуфт:- Ай малъун, чаро истодаӣ?
Гуфт:- Хиштам зери сар бинҳодаӣ!
Ҷумлаи дунё чу иқтоъи ман аст,
Ҳаст ин хишт они ман, ин рӯшан аст.
Ту тасарруф мекунӣ дар мулки ман,
Хешро овардаӣ дар силки ман.
Исӣ он аз зери сар партоб кард,
Рӯйро бар хок азми хоб кард.
Чун фиканд он ним хишт, Иблис гуфт:
— Ман кунун рафтам зи пешат, хуш бихуфт!
Ай, дар ин чанбар ҳама тоб омада,
Ҳамчу шогирди расантоб омада.
Чун гузар бар чанбар омад ҷовидон,
Чанд гирӣ ин расан гирди ҷахон!
Чун паси хишти лаҳад хоҳӣ фитод,
Хишт бар хиште чаро бояд ниҳод!
Чанд хоҳӣ беш аз ин барҳам ниҳод,
Чун ҳама аз ҳам фурӯ хоҳад фитод.
Гар бихоҳӣ кард қорунӣ мудом,
Хӯрду пӯшат то лаби гӯрат тамом.
Анбиё чун инчунин карданд кор,
Ту дукон болои устодон мадор!

## Поёни маснавӣ

# ЛУҒОТ ВА ТАВЗЕҲОТИ МУХТАСАР

## А

**Абранҷан** — ҳалқаи тилло ё нуқра, ки занон дар даст ё по банданд.

**Абӯҳасани Харақонӣ** — аз машойихи машҳур.

**Адим** — пӯсти даббоғишуда, чарм.

**Азвоҷ** — ҷ. завҷа, занон, ҳамсарон.

**Аз маҳ ба моҳӣ омадан** — киноя аз авҷи иззат ва саъодат афтодан ва ба бадбахтӣ гирифтор шудан.

**Аз он ҳикмат** — ишора ба ҳикмати юнонӣ.

**Аз пушти моҳӣ то ба моҳ** — он чӣ дар замину осмон аст, кулли мавҷудот аз қаъри замин то авҷи осмон.

**Аёр** — маҳак, иёр.

**Аккоф** — полондӯз,

**Алалитлоқ** — мутлақо, мутлақан.

**Алам задан** — маҷозан ба маънии ошкор шудан.

**Амдан** — аз рӯйи қасд, қасдан, дидаву дониста.

**Амид** — сардори бузург, пешвои қавм.

**Аналҳақ** — «Ман Ҳақ ҳастам, ман Худо ҳастам». Сухани Ҳусайн ибни Мансури Ҳаллоҷ, ки бо иғвои муллоҳо ӯро, гӯё барои даъвои худоӣ карданаш, дар соли 922 м. дар Бағдод ба дор кашида буданд.

**Аннафир** — фарёд, дод.

**Асас** — посбони шабона.

**Асои Сулаймон** — ишора ба достони Сулаймон, ки барвақт мурда буду бар асо ё тахти худ такя дода буд ва касе аз марги ӯ хабар надошт, то он ки мӯрон асо ё тахти ӯро хӯрданду ӯ афтод ва париёну одамиён аз маргаш бохабар шуданд.

**Асфиё** — ҷ. сафӣ; баргузида, пок, поктинат.

**Атиқ** — номи Абӯбакр Атиқ будааст.

**Аффон** — номи падари Усмон, халифаи севум.

**Аъвар** — одами якчашм.

**Ағонӣ** — ҷ. уғуния; соз, нағма.

**Ақзими Алӣ** — шамшери Алӣ (р).

**Аҳвал** — качбин, олус.

**Аҳмади Ҳанбал** — яке аз чаҳор поягузорони фиқҳ ва мазоҳиби ҷаҳоргонаи аҳли тасаннун аст. Номи ӯ Абӯабдуллоҳ Аҳмад бинни Ҳанбал, муассиси чаҳорумин мазҳаби суннат ва ҷамоъат аст. Дар Бағдод зойида шуда ва дар ҳамон ҷо даргузашта.

**Аҳфод** — ҷ. ҳафид, набера.

## Б

**Банӣ** — ҷ. ибн.

**Баргустувон** — пӯшиши зиреҳдори ҷанговарӣ.

**Бат** — мурғобӣ.

**Батул** — ҳазрати Сиддиқаи Заҳро (с).

**Бахя бо рӯй уфкандан** — киноя аз фош кардани асрор; чеҳра ба ҳам кашидан.

**Баъд аз он товус омад зарнигор** — чунонки дар ривоёти мазҳабӣ овардаанд, товус ибтидо дар биҳишт буд ва ба сабаби он ки шайтонро дар гуноҳ кардани Одаму Ҳавво мадад кард, аз биҳишт берун оварданд ва ба замин афкананд. Аттор ӯро намунаи касоне қарор медиҳад, ки ибодат мекунанд ва умедворанд, ки ба биҳишт нойил гарданд ва ба фикри биҳишту наъими ҷаннат аз дидори ҳазрат дар ҳиҷоб шудаанд.

Товус мегӯяд: — Маро даргоҳи ӯ бас аст. Маро биҳишт кофӣ аст, парвои Симурғ надорам.

**Баъс** — рӯзи қиёмат, рӯзи растохез.

**Бебаргӣ** — бенавоӣ ва маҳрумият.

**Бесанг** — беарзиш.



**Билол** — Ибни Раббоҳи Ҳабашӣ, ғуломи озодкарда ва аз ёрону муаззини расули Худо (с).

**Бисоти он ҷаноб** — фарши он даргоҳи азим; киноя аз сарзамини муқаддас аст ва водии Айман, ки аз рӯйи афсонаҳои дини исройилӣ сарзамини муқаддаси Канъон, ҷойе, ки гӯё Худо он ҷо ба Мӯсо нидо карда будааст.

**Боша** — мурғи шикории хурдтар аз боз.

**Боязид** — шайхи маъруф Боязиди Бистомист.

**Боғи ҳаштдар** — киноя аз биҳишт.

**Бук** — ба умеди ин ки, шояд.

**Буруҷ** — ҷ. бурҷ.

**Бутимор** — мурғи сафеди лаклакмонанди моҳихор, ки дар канори об менишинад.

**Бушри Хофӣ** — яке аз авлиё, ки бараҳнапо мегашт.

**Буғз** — кина, адоват, душманӣ.

**Бу, ки донам** — шояд тавонам.

## В

**Варғ** — банди об,

**Валлоҳу аълам биссавоб** — аллоҳ ба дурустӣ, ки медонад.

**Ваҳй** — паём ва илҳоме, ки Худо ба пайғамбарон мефиристад.

**Висоқ** — хона, утоқ.

**Вом** — қарз.

## Г

**Гаҳ сагеро раҳ диҳад то пешгоҳ** — ишораест ба достони Асҳоби Каҳф ва саги он. Руҷӯъ шавад ба Қуръон, сураи Каҳф, аз ояи 8 то 14.

**Гови зар** — ишора ба достони Сомирӣ, ки гӯсолае заррин сохта буд, ки садое аз он шунида мешуд. Аз «Қуръон» сураи 20, ояи 88.

**Гозур** — либосшӯй, ҷомашӯй.

**Гул ба рӯйи оташ** — ишора аст ба достони Иброҳим, ки Намруд ӯро дар оташ афканд ва оташ бар ӯ гулистон шуд. Аз «Қуръон» сураи 21, ояи 92.

**Гули раъно** — гули садбарг.

**Гурбиз** — ҳиллагар, маккор, фиребгар.

**Гулшани нилуфарӣ** — киноя аз осмон.

**Гурм** — андӯхт, ранҷ, ғам.

## Д

**Далқ** — либоси кӯҳна; либоси фақирону дарвешон бошад.

**Дам** — сирру асрор.

**Дами Исо** — нафаси Исо, ки ҷонбахш аст.

**Дил пардохтан —** осуда шудан.

**Дият** — хунбаҳо, товони хун.

**Донг** — воҳиди вазнест, ки дар асрҳои мухталиф ва маҳалҳои гуногун вазну баҳои он мутафовит буд ва ҳоло баробари шашяки дирам аст. (Як дирам ду қирот ва ҳар қирот аз 0,19 грамм иборат аст).

**Доруссалом** — биҳишт. Яке аз номҳои биҳишт.

**Доғ** — нишонаи бандагон ва бардагон будааст, ки аломате аз сӯйи хоҷа ва молики худ доштаанд.

**Дурра** — тасмаи махсуси чармин, ки мӯҳтасиб бо он гунаҳкоронро мезад, тозиёна.

**Ду ҳарф** — мақсуд аз «ду» ҳарфи «коф» ва «нун» аст дар калимаи «кун», яъне «бибош»! Аз «Қуръон».



## Ё

**Ё раб, аз уммияти ӯ кун маро** — аз забони Мӯсо бинни Имрон ривоят кардаанд, ки гуфт: — Бор Худоё! Маро аз уммати Муҳаммад гардон.

**Ёри ғор** — лақаби халифаи якум Абӯбакр, ки дар вақти ҳиҷрати (гурехтани) Муҳаммад аз Макка ба Мадина шарики азобу машаққати роҳ буда, аз ҷумла дар ғоре ҳамроҳи Муҳаммад пинҳон шуда будааст; ҳар як рафиқи шафиқ ва содиқ.

## З

**Забури ишқ** — китобе аст аз қабили «Таврот», ки бар тибқи афсонаҳо сурудаҳояш мансуб ба Довуди Набӣ аст ва аз он ҷо, ки Довуд бо савте хуш овоз мехонда ва «Лаҳни Довуд» зарбулмасал аст. «Забури ишқ» хондани булбул бисёр муносиб ва барҷост.

**Зайқ** — камӣ, нодорӣ, кӯтоҳдастӣ.

**Замм** — маломат, сарзаниш, ҳаҷв.

**Зан(н) —** гумон.

**Зарроқ** — маккор, риёкор.

**Зил** — нармӣ, меҳрубонӣ.

**З- он Мубашшир ном кардаш Кирдгор** — ишора ба ин назар аст, ки Исо бинни Марям дар Инҷил ба дафъот аз пайғамбаре, ки пас аз ӯ меояд, яъне Муҳаммад, ном бурдааст.

**Зул(л)** — хорӣ, мазаллат.

**Зунун** — Худованди моҳӣ; мақсуд ҳазрати Юнус (ъ) аст, ки дар ишқаш моҳӣ зиндонӣ шуд. Руҷӯъ шавад ба Қуръон, сураи Анбиё, ояи 87.

**Зуннуни Миср** — дар бисёри китобҳо, аз ҷумла «Нафаҳот-ул-унс»-и Ҷомӣ, аз ӯ ёд рафтааст. Аз аҳли ирфон буда, дар байни аҳли сӯфия машҳур мебошад. Чунон-

ки Ҷомӣ муддаъист Зуннуни Миср дар соли 225 ҳиҷрӣ вафот кардааст.

**Зулқарнайн** — лақаби Искандари Мақдунӣ мебошад.

**Зуққа** — дар асл ба маънии донаест, ки парранда аз гулӯ бароварда ба даҳони чӯҷаи худ монад. Дар Аттор ба маънии ғизое, ки аз дасти касе ба касе расад.

**Зулҷалол** — дорои ҷалол; Худо.

## И

**Ибрӣ** — яҳудӣ.

**Иброҳим** — нахуст Обром номида мешуд, ки дар ибронӣ ба маънии падари олӣ аст.

**Иллийин** — баландтарин дараҷаи биҳишт.

**Иллаллазӣ** — ҷуз он ки. Руҷӯъ шавад ба Қуръон, сураи Аср.

**Иннамо ан-раҳматун муҳдот** — ман раҳмате ҳадяшудаам. Ишора ба ҳадиси шариф: «Иннамо ано раҳматун муҳдот».

**Ин таъудду неъматуллаҳ ло туҳсу** — ба маънии «агар неъматҳои илоҳиро бишморӣ, беҳисоб аст» омада.

**Инҷил** — китоби муқаддаси аҳли насоро.

**Ириҳно ё Билол** — раҳо кун маро, ай Билол (аз ҳадиси пайғамбар (с)).

**Искун** — ҷомаи сиёҳи қадимӣ, ки бузургон ҷиҳати фахр пӯшанд ва аз навъе дебои сиёҳ аст.

**Исор** — нисор кардан.

**Исмойил** — исми иброниии ӯ Яшмил аст ва чунин тарҷума мешавад.

**Истишфоъ** — шафоъат хостан, афв ё бахшойиши касеро аз каси дигар дархост кардан.

**Ифлос** — бечорагӣ, муфлисӣ, тангдастӣ.

**Ишкол** — душворӣ, мушкилӣ.

**Иқоб** — азоб, шиканҷа, озор.

**Иқтидо** — пайравӣ, танқид.

**Иқтизо** — талаб кардан, дархост кардан.

**Иқтоъ** — қитъа-қитъа.

**Интиҷоб** — парҳез кардан, канорагирӣ кардан.

## К

**Каззоб** — дурӯғгӯй.

**Калимуллоҳ** — он кӣ ба Худо ҳамсухан аст. Лақаби ҳазрати Мӯсо (ъ).

**Канду** — зарфи калони хуммонанд.

**Каннос** — фаррош.

**Катми адам** — олами нестӣ.

**Колив** — саросема, беқарор, ҳайрон.

**Кулламийнӣ** — бо ман сухан бигӯ.

**Кулламийнӣ ё Ҳумайро** — Эй Ойиша, бо ман сухан бигӯ!

**Кунна** — фатила, пилта, чароғ; соябон.

**Кун** — ниҳол, асл, ҷавҳар.

**Куня** — лақаби эҳтиромии одамон ба расми арабҳо, ки бо «аб», «абӯ», «абӣ », «ибн», «ум» ва ё «бинт» меоянд.

**Куф** — бум, ҷуғз.

**Купала** — ҳубоб.

**Кӯҳл** — сурма.

## Л

**Лаб бидӯз аз арш в-аз курсӣ мапурс** — «арш»-у «курсӣ» дар адабиёти фалсафӣ ва ирфонӣ гаҳ- гоҳ киноёт аз ду марҳилла аз маротиби офариниш омадаанд. «Арш» киноя аз машият (ирода, хоҳиш)- и Худованд ва «курсӣ» киноя аз нафси Олам ва нафси Инсон аст.

**Ламякун** — набуд (феъли замони гузаштаи дур).

**Лан танолу- л- бирра ҳатто тунфиқу** — то харҷ накунӣ ҳаргиз роҳи дурустро нойил нагардӣ. Руҷӯъ шавад ба Қуръон, сураи Оли Имрон, ояи 92.

**Лағв** — сухани беҳудаву бемаънӣ, ҳазён, сафсатта.

**Лаҳни довудӣ** — овози хуши довудӣ, савти мансуб ба Довуд.

**Лот** — номи яке аз ду бути машҳур «Лот» ва «Манот», ки арабҳо пеш аз паҳн шудани дини ислом онҳоро мепарастиданд. Он ба сурати тахтасанге мураббаъшакл сохта шуда буд.

**Лошайъ** — ночиз, ҳеч маярз.

**Лубб** — мағз, маҷозан ақл.

**Луқмони Сарахсӣ** — аз мошойихи маъруфу машҳур буда, Ҷомӣ дар «Нафаҳот-ул-унс» ахбор дода ва аҳволи ӯро нақл кардааст.

## М

**Мабъус** — намоянда, вакил.

**Мабҳут** — ҳайрон, моту мутаҳайир.

**Мазиқ** — ҳолати тангӣ, вазъияти душвор.

**Макшуф** — кашф кардашуда, кушодашуда, кушода.

**Маноқиб** — ҷ. манқабат; ҳунар, фазилат, мадҳ, ситойиш.

**Мансух** — ботилшуда, зойилшуда.

**Манҷаниқ** — олати фалохунмонанд, ки онро бар сари чӯбе ҷойгир карда сангҳои калон ва ё гулӯлаҳои оташро дар он монда, ба тарафи қалъаи душман меандохтанд.

**Мантиқу-т-тайр** — ишора ба сураи 28, ояи 16 аз «Қуръон» омада. Ва Сулаймон ворисї Довуд шуд ва гуфт:-Ай мардум, моро забони мурғон омӯхтанд ва аз ҳар

чиз доданд ва ин он бахшиши ошкоро аст. Рози забони мурғон.

**Манус** — маҳфуз, эминкардашуда.

**Масҳ** — табдил додани сурате аз аввала зишттару хунуктар ба сурати дигаре. Аз рӯйи афсонаи динӣ Худо сездаҳ нафар марду занро барои афъоли бадашон ба шакли ҳайвонот даровардааст, чунончи ғоратгареро ба шакли сусмор, мутакаббирро ба зоғ, моли ҳаромхӯрро ба гунҷишк ва ғайра.

**Масҷуд** — он кӣ ба вай саҷда мекунанд, мавриди саҷда қароргирифта.

**Мақнаъ** — чодари занон, сарандоз.

**Маҳл** — мӯҳлат, муддат, фурсат.

**Маҳмуд** — ситудашуда, писандида.

**Мехи замин** — таъбири қуръонӣ аст аз сураи 78, ояи 7.

**Меъҷар** — рӯпӯш, чанбари занона.

**Меғ** — абр.

**Миллат** — ойин ва дин. Аз «Қуръон» сураи 2, ояи 130.

**Михрақа** — олати чӯбин барои кафонидани чизе, фона.

**Мишкот** — чароғдон, чароғпоя, токчаи чароғмонӣ.

**Миқот** — ваъдагоҳ.

**Мо кон** — аз нобуда, нестӣ.

**Мо ъарафнок —** нашинохтем мо туро.

**Молики Динор** — ӯро Яҳё низ навиштаанд. Аз машҳурони урафо ва сӯфия буда, маблағи касире аз мавоъизу ҳакам дошта. Динор номи падари Молик аст.

**Молу духтар** — Абӯбакр дар роҳи Расул (с) моли бисёр сарф кард ва духтараш Ойишаро низ ба ҳамсарии он ҳазрат даровард.

**Муаттал** — аз истифода монда, бекор, бенаво, дармонда.

**Мубтадӣ** — оғозкунанда.

**Муваккал** — фиристода, вакил.

**Мубдар** — бадбахт, бахтбаргашта.

**Муил** — аёлманд.

**Мунфис** — боинсоф, бовиҷдон, боадолат.

**Мунқалиб** — аз ҳоле ба ҳоле гарданда.

**Муraққаъ** — ҷомаи аз қурок дӯхташудаи дарвешон.

**Мурсал** — фиристода, расул.

**Муртоз** — риёзаткаш, риёзаткашида.

**Мустақбал** — оянда.

**Мустаҳом** — волаву шайдо.

**Мусхил** — давои дарунрон, давоиислоҳкунанда.

**Мутаҳҳар** — пок, тоза, покиза.

**Муттасиф** — дорои ягон сифат.

**Муфарраҳ** — фараҳманд, хурсанд.

**Муханнас** — тарсончак, паст, дунҳиммат, номард.

**Мушрик** — он ки ба ягонагии дунё бовар надорад.

**Муштакӣ** — шикояткунанда, гиламанд.

**Муқрӣ** — касе, ки Қуръонро бо овози хуб қироъат мекунад. Қуръонхон, қорӣ.

**Муҳок** — охири моҳи қамарӣ, се шаби охири моҳи қамарӣ, ки аз шаби 27 то шаби 30-ум моҳ дида мешавад.

**Муҷтабо** — баргузида, интихобкардашуда.

**Муҷтамеъ** — ҷамъшаванда, фароҳамоянда.

**Мӯътакиф** — гӯшанишин, хилватнишин.

**Муътӣ** — атокунанда, бахшанда.

**Мӯҳра ва ҳуққа** — абзори кори шӯъбадабозон.

**Мӯҳри нубувват** — нишони пайғамбарӣ.



## Н

**Навбова** — ҳар чизи нав ва тоза, тӯҳфа.

**Насиба** — он чи аз азал барои ҳар кас таъйин шуда.

**Насх** — бекор кардани чизеро бо чизе, ки беҳтар аз он бошад.

**Нафур** — гурезанда, раманда.

**Нафахта фиҳи мин рӯҳӣ** — дардамидам дар ӯ аз рӯҳам. Руҷӯъ шавад ба Қуръон, сураи Ал- ҳиҷр, ояи 29.

**Ним пашша** — ишора ба достони Нимурд аст, ки даъвои худоӣ дошт ва Худованд пашшаеро вазифадор кард то ба майнаи ӯ даромад ва ӯ чандон азоб дид, ки аз ҳамроҳонаш хост то бо гурз бар сараш бизананд, ки ором бигардад ва чандон заданд, ки бимурд.

**Нобазод** — зода нашуда.

**Ноқа** — шутури мода.

**Нурӣ** — Абулҳасан Нурии ориф (вафоташ 295 ҳ.).

**Нуфта** — оби мард.

**Нуҳусат** — бадбахтӣ.

**Нӯҳ торам** — нӯҳ фалак.

## О

**Озур** — ҳарис, тамаъкор.

**Оҳ** — калимаи нидо; оҳ, вой, афсӯс (изҳори таассуф).

## П

**Пардадӯз** — пӯшандаи асрор, роздор.

**Поймард** — шафеъ, мададгор, дастгир.

## Р

**Райб** — шак, шубҳа, тардид.

**Раҳматан- лил- оламин** — мақсуд ҳазрати расул (с) аст, ки раҳмате ва бахшише барои ҷаҳониён аст.

**Риш гирифтан** — ишора аст бо достони кӯдакии ҳазрати Мӯсо (ъ):

*Пашм даркаш ҳамчу Мӯсо кавнро,*
*Риш гир он гоҳ ин Фиръавнро.*

Яъне, Фиръавн гуфт:- Ё Осия, ман ҳаметарсам, ки маро аз ин кӯдак балое расад. Пас Мӯсоро бар канор гирифт ва бинавохташ. Мӯсо даст баровард ва риши Фиръавн бигирифту бикашид. Фиръавн гуфт:- Ин душмани ман аст.

**Риштатоб** — шуоъи нур.

**Русул** — ҷ. расул.

**Рӯй нест** — имкон нест.

## С

**Санг ва ҳанг** — ба маънии виқор.

**Сарандоз** — сармаст ва шӯрида, он ки сар аз пой нашиносад.

**Сақат** — ҳар чизи беқадру паст.

**Саҳара (саҳра) —** ҷ.соҳир, ҷодугар, афсунгар.

**Саҷя** — (саҷия) сиришт, хислат, хулқ.

**Сидра** — номи дарахти афсонавӣ, ки гӯё дар биҳишт ва ё дар осмони ҳафтум будааст.

**Солус** — риёкор, фиребгар.

**Сомирӣ** — соҳире, ки дар замони ҳазрати Мӯсо парастиши гӯсола мекард ва гурӯҳе аз банни Исройил, ки ба ӯ гаравидаанд ва онҳоро Сомира гӯянд.

**Сони иснайн азҳумо фил** — ғор-руҷӯъ шавад ба Қуръон, сураи Тавба, ояи 40.



**Соқии Кавсар** — ҳазрати расолатпаноҳ ва тарафи эшон ҳазрати Алӣ (ъ) соқии Кавсар хоҳанд шуд. Лақаби амиралмӯъминин Алӣ (ъ).

**Соҷид** — саҷдакунанда.

**Субул** — ҷ. сабил; роҳ, тариқ.

**Судра** — сари сина, синабанд.

**Суъбон** — аждаҳо.

**Суқба** — сӯрох.

**Сӯзани Исо —** рамзи камтарин алоқамандӣ ба дунё.

## Т

**Табарро** — безорӣ, дурӣ.

**Тагарг** — жола.

**Тазаррӯъ** — илтиҷо, илтимос бо хориву зорӣ.

**Тавалло** — дӯстӣ, дӯстдорӣ.

**Тавrот** — китоби асотири яҳудиён.

**Тавъ** — хоҳиш, рағбат майл, ҳавас.

**Талбис** — маккорӣ, фиребгарӣ.

**Тамс** — назари дур кардан ва маҳв шудан аст. Ва маҳви осори сифоти солик дар нуру- л- анвор.

**Тардоман** — гунаҳкор.

**Тафрид** — фард шудан, гӯша гирифтан.

**Ташаҳҳуд** — шоҳид овардан.

**Ташвир** — изтироб, ҳаяҷон.

**Таъаб** — ранҷ, сахтӣ, азоб.

**Таҷрид** — аз дигарон дур гаштан, танҳо мондан.

**Тову син** — ишора аст ба сураи мубораки «Найл», ки дар он Ҳақтаъоло аз мӯр сухан фармуда.

**Тоир** — мурғ, парранда.

**Тоҳо** — мақсуд «Тоҳо», ки сураи бистуми Қуръони маҷид бо он оғоз мешавад.

**Туррахот** — суханҳои беҳуда, сухани ботил, ҳарза.

**Туҳур** — пок ва поккунанда.

**Турба** — халта.

## У

**Узри ланг** — узри ғайри қобили қабул.

**Улуҳият** — илоҳигӣ, худойӣ, худовандӣ.

**Уммулмӯъминин** — модари гаравандагон, занони расули Худо (с) амирулмӯъминин ҳастанд. Руҷӯъ шавад ба Қурон, сураи Аҳзоб, ояи 6.

**Умулхабоис** — модари гуноҳҳо, палидиҳо; шароб. Аз ҳадиси пағамбар (с).

**Умумӣ** — даҳонӣ, шифоӣ.

**Умра** — ҳаҷи асғар, як қисми ҳаҷ, ки маросими махсус дорад.

**Ураҷ** — боло бардоштан.

**Уфул** — ғуруб, фурӯ рафтан.

**Ушнон** — гиёҳе, ки барои шустушӯ ҳамчун собун истифода мешавад.

**Ушоқ** — ғуломи мақбул ва писари соддарӯй.

**Уъҷуба** — мояи шигифтӣ, ҳар чизи тааҷҷубовар.

**Уқоб** — номи яке аз парчамҳои Муҳаммад.

**Уҷб** — худписандӣ, ғурур.

## Ф

**Фазолик** — ҳосил, натиҷа, ҷамъбаст; ва ҳамчунин.

**Фарош** — он чи густурда мешавад барои хоб. Дар матн ишора ба ҳазрати расулуллоҳ аст ва хобидани ҳазрати Алӣ (ъ) дар бистари он бузургвор.

**Фарт** — аз ҳад афзунӣ.



**Фаръ** — чизи ғайри асл.

**Фасд** — хунгирӣ, раг задан, ки дар тибби кӯҳна барои гирифтани хуни фосид иҷро карда мешуд.

**Фасор** — афсор.

**Фидӣ** — имолаи фидо.

**Фиръавн** — лақаби подшоҳони қадими Миср, ки бо золимӣ ва ситамгарӣ машҳур буданд.

**Фитрок** — тасмаи чармин ё ресмон, ки ба зини асп мебананд ва сайду шикор бар он меовезанд.

**Форуқ** — лақаби Умар.

**Фоқа** — факру мӯҳтоҷӣ.

**Фузулӣ** — беҳудагӯйӣ, аз пайи кори беҳуда рафтан.

**Фулк** — киштӣ, кема.

**Фуқоъ** — оби ҷав ва шаробе, ки аз ҷав ё биринҷ тайёр кунанд.

**Фуқоъӣ** — фурӯшандаи нӯшокии кайфоваре, ки аз ҷав ё биринҷ тайёр кардаанд.

## Х

**Хабоис** — ҷ. хабис.

**Хайзурон** — як навъ най, бамбук; сабзазор, серсабза.

**Халъи наълайн** — берун овардани кафш. Руҷӯъ шавад ба Қуръон, сураи Тоҳо, ояи 12.

**Хайру-л-халқи фӣ хайри-л- қурун** — беҳтарин мардум дар беҳтарин қарнҳо. Руҷӯъ шавад ба Қуръон, сураи Оли Имрон, ояи 110.

**Хат бар ҷон додан** — санади қатли худро имзо кардан.

**Хаффош** — кӯршапарак.

**Хилт** — яке аз моддаҳои ҷаҳоргона; хун, балғам, сафро ва савдо, ки гӯё ҳама бемориҳо аз онҳо сар мезанад.

**Химӣ** — таркиб, омезиш.

**Хилъати авлоди Аббос** — киноя аз Аббос аст ба сиёҳ будан ва ҷомаест махсуси қавме.

**Хириф** — нотавон, оҷиз, пири фартут.

**Хоиф** — касе, ки аз чизе метарсад, тарсанда.

**Холиқи- л- офоқи-мин фавқи-л- ҳиҷоб** — офаринандаи осмонҳо аз паси парда.

**Хофиқайн** — Ховару Бохтари ҷаҳон.

**Хусрон** — зарар, зиён.

**Хуфя** — пинҳонӣ, махфӣ.

## Ч

**Чашморӯ** — чизе, ки ба ҷиҳати дафъи чашми бад сохта ба ҷойе гузошта будаанд. Чизе, ки гӯё аз чашми бад муҳофизат мекунад.

**Чила** — муддати чиҳил рӯз, ки дар он дарвешон дар ҳуҷраи масҷид ё мазоре нишаста ибодату риёзат мекарданд.

**Човуш** — сарҳанг ва нақиби лашкар, пешрави корвон.

**Чун даме аз гил дамад, Одам кунад** — ишоратест ба оёти каримаи марбут ба Одам дар сураи «Бақара».

## Ш

**Шайхи Басра** — манзур аз шайхи Басра маъмулан Ҳасани Басрии файласуф, каломӣ ва ориф мебошад ва ду сол то анҷоми хилофати Умар таваллуд шуда, дар соли 115 ҳиҷрӣ даргузаштааст.



**Шайхи Маҳна** — Абӯсаъиди Абӯхайр (357-440 ҳ.) дар назар аст.

**Шайхи Насробод —** Шайх Абуқосим Ироҳим бинни Муҳаммади Насрободӣ аст, ки бино бар навиштаи соҳиби «Таройиқ-у-ҳақоиқ» аз тарбияёфтагони Шиблӣ буда ва дар Маккаи муаззама дар соли 372 ҳиҷрӣ дунёро видоъ карда.

**Шамъи дин** — киноя аз Умар аст.

**Шараҳ** — майлу ҳаваси бисёр нисбат ба чизе.

**Шареҳ** — ҳадис.

**Шарҳ** — ойну тариқи дини ислом, қойидаи тартиб.

**Ширк** — куфр, аз рӯйи ақидаи ислом Худоро якаву ягона надониста, ӯро шарикдор ҳисоб кардан.

**Шодурвон** — саропарда, хайма, шомиёнаи подшоҳӣ.

**Шух** — чирк, ифлосӣ.

## Ю

**Юсуфи Ҳамадонӣ** — мавриди назари Аттор Абӯяъқуб Хоҷа Юсуфи Ҳамадонӣ аст, ки бино бар навиштаи «Таройиқ-ул-ҳақоиқ» аз асҳоби шайх Абӯалии Формадӣ буда, дар соли 585 ҳиҷрӣ вафот кардааст.

**Юсуфи Сиддиқ** — руҷӯъ шавад ба «Қуръон» сураи 12, ояи 46.

## Я

**Яди байзо** — киноя аз дасти мӯъҷизакори Мӯсои пайғамбар, ки гӯё агар дасти худро дар бағал карда берун барорад, мисли Офтоб медурахшид.

**Ясриб** — номи шаҳри Мадина.

## Ғ

**Ғабн** — зарару зиён, фиреб, ҳилла, макр.

**Ғаноулқалб** — ишора ба ҳадиси «Ал-ғанӣ ғиноулқалб».

## Қ

**Қаловуз** — роҳбалад, роҳбар.

**Қақнус** — номи як мурғи афсонавии хушовоз, ки гӯё минқори он сесаду шаст сӯрох доштааст.

**Қирба** — машки об.

**Қойим** — ходим, хизматгор.

**Қорун** — амакзодаи Мӯсо (ъ), ки марде сарватманд ва дар айни ҳол ҷоҳталабу ҳасил ва ҳасуд буд ва ба ҳазрати Мӯсо ҳасад мебурд

**Қудват** — касе, ки аз ӯ пайравӣ мекунанд, пешво, роҳбар.

**Қудсиён** — фариштагон, малойик.

**Қурбат** — наздикӣ, маҳрамӣ.

## Ӯ

**Ӯҳда андар гарданат Сиддиқ кард** — моҷарои интихоби се халифаи аввал ба хилофат яке аз ҳаводиси ибратангези таърихи исломист. Ишораи Аттор дар ин ҷо ба васиятест, ки Абӯбакр ба баргузидани Умар ба хилофати пас аз ӯ аз худ боқӣ гузошта буд.

## Ҳ

**Ҳаб (б)** — дона.

**Ҳазимат** — шикаст хӯрдан, гурехтани лашкар.

**Ҳалла** — ҷой, маҳалла.

**Ҳаллоҷ** — ниг. Аналҳақ.

**Ҳал мин мазид** — кӣ зиёд медиҳад?



**Ҳаннона** — навҳакунанда, исми сутунест, ки аз фироқи ҳазрати расул (с) бинолид ва ба ҳамин сабаб ҳанона гуфтанд, яъне ноланда.

**Ҳасот** — ба маънии сангреза аст ва ишора аст ба ҳадиси маъруфе, ки «Ҳикоят»- и сухан гуфтани сангреза дар кафи дасти ҳазрати расули акрам (с)»-ро баён мекунад. Ин ҳадис низ аз ахбори муштараки шиъа ва суннӣ аст ва дар китобҳои мӯътабар ҳар ду тариқ омадааст.

**Ҳаср** — ҳад, андоза, ҳисоб.

**Ҳафт анҷум** — ҳафт ситора; киноя аз ҳафт кавкаб ва ҳафт осмон аст, яъне Моҳ, Уторуд, Зӯҳра, Хуршед, Миррих, Муштарӣ ва Зуҳал.

**Ҳашт** — ҳашт биҳишт.

**Ҳаҷҷом** — хунгир, ҷарроҳ; сартарош.

**Ҳема** — пойлуч, пойбараҳна.

**Ҳишта** — мондан.

**Ҳинду** — барда, ғулом.

**Ҳоҷиб** — пардадор.

**Ҳузма** — пуштаи ҳезум. Дар ҳадисе аз ҳадисҳои пайғамбар (с) омадааст.

**Ҳулла** — либос, ҷома, пӯшок.

**Ҳумайро** — киноя аз Ойиша аст.

## Ҷ

**Ҷамъи «Қуръон» —** ишора ба масъалаи ҷамъоварии «Қуръон» ба василаи халифаи севум Усмон.

**Ҷавқ** — тӯда, гурӯҳ, гурӯҳи мардум.

**Ҷилбоб** — чодар.

**Ҷубба** — хирқа болопӯш.

**Ҷунбиши модом** — ҳаракати дойимӣ ва ин нозир аст ба ақидаи фалсафа, ки ҳаракати афлокро табиӣ ва дойимӣ медонистаанд.

**Ҷунуб** — нопок, касиф.

## МУНДАРИЧА



---

***Фаридуддини Аттор***

**МАНТИҚУ-Т-ТАЙР**

Муҳаррири техникӣ: ***А. Мираҳмадов***
Тарроҳ: ***Ф. Раҳимов***
Ҳуруфчини компютерӣ: ***Ш. Набиева***

Ба матбаа 10.11.2006 супорида шуд. Ба чопаш 18.11.2006 имзо шуд. Андозаи 84х108 $^{1}/_{32}$. Коғази офсет. Чопи офсет. Ҷузъи чопии шартӣ 11,125. Адади нашр 1000 нусха. Супориши №88/06.

Нашриёти ***«ЭҶОД»***.
734025, ш. Душанбе, хиёбони Рӯдакӣ, 36.
Тел.: 221-95-43. E-mail: ejodfir@mail.ru.